


مركز تفسير للدراسات القرآنية
Tafsir Center For Qur'anic Studies

# المختصر

## في

## تفسير القرآن الكريم

تصنيف

جماعة من علماء التفسير




## Ба номи Худованди бахшандаи меҳрубон

# МУҚАДДИМАИ ҲАЙТАИ ИЛМӢ ОИД БА ТАРҶУМАИ “ТАФСИРИ МУХТАСАРИ ҚУРЪОНИ КАРИМ” БА ЗАБОНИ ТОҶИКӢ

Ситоиш Он Парвардигоререро, ки Қуръонро бар бандааш Муҳаммад (с) фуруд оварда, дар он ҳеҷ навъ каҷиеро аз ҳақ қарор нанододааст ва дуруду салом бар Паёмбари охирзамон ва Раҳмати оламиён Муҳаммад, хонадони пок, ёрони бовафо ва ҳамаи пайравонашон то рӯзи қиёмат.

Бузургтарин сафаре, ки инсон дар тамоми ҳаёташ анҷом медиҳад, ин ҳамсафарӣ бо Каломи Парвардигор аст.

Қуръони Карим ягона китоби осмониест, ки дар нузулаш аз назди Парвардигор камтарин шак вуҷуд надорад. Ин Китоб тамоми асбоби саодат, некӣ, амният ва оромишро барои аҳли башар дар худ ҷамъ оварда аст. Китобест, ки аз ҳама сӯ маҳфуз буда, ботил ба он роҳ намеёбад, ҳеҷ китоби қаблӣ ва на баъдӣ онро ба дурӯғгӯӣ нисбат дода наметавонад, чунки ин пайғоми илоҳӣ аз сӯи Парвардигори Ҳакими Сутуда фуруд омада аст. Парвардигор Худ кафолат дода аст, ки Қуръонро аз тағйироту таҳрифот ва каму зиёдшавӣ ҳифз менамояд.

"إنا نحن نزلنا الذكر وإنا له لحافظون "

“**Ба дурустӣ, Қуръонро Мо фуруд овардаем ва қатъан Мо онро ҳифз мекунем**.” (Ҳиҷр: 9)

Қуръони Маҷид хитоби илоҳӣ ба тамоми башарият аст.

"إن هو إلا ذكر للعالمين"

“**Бешак, Қуръон барои тамоми оламиён андарз аст**.” (Юсуф: 104)

Қуръони Карим бо доштани назми дорои эъҷоз ва баёни мавзӯъҳо оиди олами зоҳиру ботин, фаро гирифтани аҳком ва ба мубориза фаро хондани инсонҳо ва ҷинҳо, ки “**агар тавон доранд, мисли Қуръон китобе биёранд**”, қотеона исботгари нубуввати Паёмбар (с) мебошад.

"قل لئن اجتمعت الإنس والحن على أن يأتوا بمثل هذا القران لا يأتون بمثله  ولو كان بعضهم لبعض ظهيرا"

“**Бигӯ (эй Муҳаммад (с)): “Агар ҳама инсонҳо ва ҷинҳо барои овардани (китобе) мисли ин Қуръон ҷамъ шаванд, ба мисли он (китобе) оварда наметавонанд, агарчи баъзеи онҳо ёрирасони баъзеи дигарашон бошанд.”** (Исроъ: 88)

Қуръони Маҷид ба воситаи Ҷабраили Амин (а) бар қалби Паёмбари Худо (с) аз сӯи Парвардигори оламиён фуруд омада аст.

Паёмбари Худо (с) лафзҳои Каломуллоҳ ва шарҳи маонии онро ба мардум бо амонату диққати хос мерасониданд. Аз ин рӯ, ба осонӣ тиловатшавӣ ва ба осонӣ дарки маъноҳои асосии Қуръон аз муҳимтарин хусусиятҳояш маҳсуб меёбад.

" ولقد يسرنا القران للذكر فهل من مدكر"

“**Ва ба дурустӣ ки Мо Қуръонро барои панд гирифтан осон гардонидаем. Пас оё пандгирандае ҳаст?!**” (Қамар: 22)

Заъфи забони арабӣ дар байни мардум, дуршавии онҳо аз замони нозилшавии ваҳй ва барқасду беқасд афзоиш ёфтани таъвилҳои нодуруст, омилҳое ба шумор мераванд, ки тиловат ва дарки маъноҳои асосии Қуръонро душвор сохтаанд.

Бинобар ин, мо маслиҳат дидем,ки китоберо зери унвони “**Тафсири Мухтасари Қуръони Карим**” ҷамъоварӣ намуда, онро ба забонҳои гуногун, аз ҷумла ба забони тоҷикӣ тарҷума намоем. Тафсири мавриди назар дорои хусусиятҳои зерин аст:

- Ибораҳои равшан ва осон;

- Танҳо зикри тафсири оятҳову баёни маонии он, бидуни воридшавӣ ба масъалаи қироатҳои мухталиф, таҳлили морфологиву синтаксисӣ (сарфию наҳвӣ), аҳкоми фиқҳ ва ғайра;

- Шарҳи калимаҳои ғариб, ба қадри тавон ҷудо сохтани шарҳ бо ранги фарққунанда, то даркаш барои хонанда осон гардад;

- Дар шарҳи оятҳо пойбандӣ ба равиши саҳеҳ, ки иборат аз тафсири оятҳо бар асоси аҳодиси Паёмбари Худо (с), тафсири саҳобагон, тобеин ва табаа тобеин мебошад ва риояи қоидаҳои мавҷуд дар фанни “**Усули тафсир**”;

- Ҳангоми пеш омадани ихтилоф оиди тафсир, бо риояи қоидаҳо интихоби маънои саҳеҳтар;

- Зери ҳар сафҳа таҳти унвони “**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта**” овардани бахше аз раҳнамоиҳо ва фоидаҳои оятҳо, то ба хонанда андешидан ва истифода бурдан аз онҳоро осон гардонад;

- Пеш аз ҳар сура қайд намудани ҷойи нузул “**Маккӣ ё Маданӣ**” ва баёни муҳимтарин мақсадҳои он;

- Ҷой додани нуктаҳои дарҷгашта дар паҳлӯи ҳар сафҳаи Қуръони Карим.

Масъулияти навиштан, бознигарӣ, муҳокима ва раҳбарии иҷрои ин лоиҳаи “**Тафсири Мухтасари Қуръони Карим**” ба уҳдаи ҷамъе аз олимони мутахассиси соҳаи тафсир ва ақида аз чандин кишварҳои исломӣ вогузор гашт.

Баъд аз ҷамъоварии китоб ба хулосае омадем, ки онро ба забонҳои мухталиф, аз ҷумла ба забони тоҷикӣ баргардонем, то дар нашри асосҳои хушбахтӣ, амнияту оромиш дар олам саҳмгузор бошем. Мо амалисозии лоиҳаи тарҷумаи китобро ба забонҳои дигар ба “**Мактаби ҳамкории даъвату иршод ва таълими аҷнабиён”,** ки дар маҳаллаи “**Умм-ул-ҳамом**”-и шаҳри Риёзи Пойтахти Арабистони Саудӣ ҷойгир аст, вогузор намудем. Инак ин кори нек баъди талошҳои зиёд дар тарҷума, таҳқиқ ва бознигарии он ба анҷом расид, то барои хонандагон ва истифодабарандагонаш муносиб ва аз хато холӣ бошад Аз Парвардигори Маннон умедворем, ки ҳадафҳои моро дар ин самт таҳаққуқ бахшад.

Бояд гуфт, ки ин чопи аввали тарҷумаи тафсири мазкур ба забони тоҷикӣ аст. Мо дар тарҷумаи он ба забони тоҷикӣ аз диққати зиёд кор гирифтаем ва ба қадри тавон кӯшидаем, то

аз иштибоҳ холӣ бошад. Лизо, агар дар тарҷумаи **“Тафсири мухтасар ба забони тоҷикӣ”** ба ҳадафи худ расидаем, ин маҳз аз фазли Парвардигор аст, вале агар дар он ба хатое роҳ додаем, он хатои мост. Аз Худо талаби онро дорем, ки хатоҳоямонро мавриди бахшиш қарор дода, бо ин китоб ба бандагони Худ суд бахшад ва онро мақбули ҳамагон қарор диҳад.

Ҳар ки дар ислоҳу тасҳеҳи тарҷумаи “**Тафсири мухтасар ба забони тоҷикӣ**” саҳм гузошта аст, аз ӯ изҳори миннатдорӣ менамоем ва умедворем, ки агар минбаъд роҷеъ ба ин тарҷума мулоҳизае дошта бошанд, ба хотири беҳбуди ин амали хайр онро тариқи нишонаи “www.mtafsir.net” ба мо мефиристанд.

**Ҳайати Илмӣ**





# МУҚАДДИМАИ МУТАРҶИМ

Ситоиш Худовандеро, ки тамоми некиҳо маҳз бо тавфиқ ва ёрии Ӯ ба итмом мерасад ва дуруду салом бар Паёмбарамон Муҳаммад (с), Фиристодаи Худованд ба сӯи башар, то ҳамагиро аз торикиҳои ҷаҳл ва залолат ба сӯи рӯшноии илм ва ҳидоят берун созад ва низ дуруд салом бар хонадони пок, ёрони бовафо ва пайравони эшон то рӯзи қиёмат!

Аммо баъди ҳамду санои Худо ва дуруду салом бар Паёмбар (с), бояд таъкид кард, ки Қуръони Карим аз сӯи Холиқи ҳама махлуқот бо мақсади раҳнамоии башарият ба роҳи рост ва саодати онҳо дар ин ва он дунё бар Паёмбар Муҳаммад ибни Абдуллоҳ (с) фуруд оварда шуда аст. Ба дурустӣ ки ин Китоб “**кимиёи саодати**” инсонҳо аст. Китобҳои осмонии қаблан нозилшуда дар муқойиса бо Қуръон чун муқаддимаи китоберо мемонанд, ки бо омадани Қуръон матлабҳои он ба итмом расид.  Қуръон бо нузулаш “**дар гунбади афлок**” ғулғулаи сахт андохт ва инсонҳои солҳо дар хоби ғафлат ва банди шаҳватҳо ва иғвогариҳои шайтон қарор доштаро аз ғафлат бедор ва аз банди асорат озод сохт.

Худо Каломи Худро дар оятҳои фаровон бо сифатҳои зиёд тавсиф намуда аст. Аз ҷумла, онро “**Нур**”, “**Муборак**”, “**Раҳнамо**”, “**Андарз**”, “**Шифобахш**”, “**Рӯҳ**” ва ғайра гуфта аст.

Барҳақ, Қуръон Нурест, ки ҳар куҷо ворид гардад, онҷо аз нури он медурхшад ва торикиҳоро барбод медиҳад. Аз ибтидои нузулаш дар замони Паёмбар (صلى الله عليه وسلم) бар дили мардуми араби саҳронишини аз нигоҳи тамаддуни он замон ақибмонда дурахшид, зиндагии шахсонеро, ки ба он имон оварда, фармудаҳояшро иҷро карда, аз манъкардаҳояш дурӣ ҷустанд, нуронӣ гардонида, аз онҳо инсонҳои соҳиби эътиқоди ҷадид, маърифати ҷадид, одобу ахлоқи ҷадид ва нигоҳи ҷадид парвариш дод. Саҳобагони Паёмбар (صلى الله عليه وسلم) худро бо раҳнамоиҳои ин Китоб ороста, ҳама талошашонро дар роҳи омӯхтан ва омӯзонидани он ба дигарон сарф менамуданд. Дар натиҷа, баъди худ шогирдони баруманддеро ба воя расониданд, ки таълимоти охирин пайғоми осмониро дар вуҷуди хеш таҷассум намуданд. Ин занҷираи муборак аз насл ба насл то ба имрӯз идома ёфт ва ба мо расид.

Донишмандон дар ҳар давру замон кӯшидаанд, то бо ҳар василаи илмии дар ихтиёр доштаашон барои огоҳ сохтани мардум аз маъно ва муҳтавои Каломи Худо аз хеш асаре гузоранд. Ҳеҷ китобе дар таърихи башарият ба андозаи Қуръон мавриди таваҷҷӯҳ қарор нагирифта аст. Донишмандон ба ҳар як мавзӯи марбут ба Қуръон диққати хос дода, онро сабт намудаанд. Вақте касе ба китобҳои вобаста ба улуми Қуръон таълифгашта муроҷиат кунад, аз саъй ва ҳирси донишмандон нисбат ба Қуръон, шурӯъ аз асри саҳобагони Паёмбар (صلى الله عليه وسلم) то имрӯз ангушти ҳайрат мегазад. Онҳо то андактарин мавзӯъҳои марбут ба Қуръонро ҷамъ овардаанд. Ба таври мисол, Имом Суютӣ (р) дар Китобаш “**Ал-итқон фӣ улуми-л-Қуръон**” баҳсҳои алоҳида оид ба оятҳои маккӣ ва маданӣ, дар сафар ё ғайри сафар, шаб ё рӯз, тобистон ё зимистон, дар замин ё осмон ва ғайра нозилшударо зикр карда аст. Ин аз он шаҳодат медиҳад, ки олимони уммати исломӣ бо мақсади расонидани маонии Қуръон ба мардум ҳар чи имкон доштанд, онро ба харҷ доданд.

Ин кӯшишу талошҳои зиёд дар робита ба омӯзиши ҳамаҷонибаи Қуръон аз тарафи аҳли дониш ба хотири он аст, ки мардум, махсусан мӯъминон бо ваҳйи Парвардигори худ ошно шаванд, ба андозаи он чи дар тавон доранд, фармудаҳои онро ба ҷо оранд ва аз манъкардаҳояш парҳез намоянд. Зеро ягона китоби кафолатдиҳандаи саодати инсонҳо дар дунёву охират Қуръон аст. Ҷуз Қуръон тамоми китобҳои осмонӣ дучори таҳриф гашта аст. Ҳақ бар ҷониби Устод Муҳаммад

Ғаззолӣ (р) аст, ки мегӯяд: “**Қуръон ягона пайғоми боқимондаи Худо дар дунё мебошад.**”[1]

Маълум аст, ки Қуръони Карим ба Паёмбар (صلى الله عليه وسلم) бо забони арабӣ ва шеваи аз нигоҳи санъати сухан дорои мақоми баланд фуруд омад. Ҳатто Имом Тоҳир ибни Ошур (р) услуби баёни Қуръонро аз шеваҳои ҷадиди барои мардуми араб ноошно гуфта, ин шеваро аз навовариҳои Қуръон дар тарзи баён медонад.[2]

Арабҳои даврони ҷоҳилият, ки худро дар майдони сухан ягона аспсавор дониста, маҳз ба ҳамин ҳадаф ғайри худро “**аҷам**” мегуфтанд, дар баробари тарзи баёни Қуръони Карим лол монда, дар сабқати сухан бохтанд. Қуръони Маҷид борҳо мардуми арабро ба “**муборизаи тан ба тани забонӣ**” даъват кард, то лоақал як ояте ба монанди он биёранд, аммо ҳар бор аз гузашта эҳсоси оҷизии бештар мекарданд. Ҳаққо, ки сабки баёни Қуръон бузургтарин мӯҷиза аст, балки ин Китоби Муқаддас аз ҳар нигоҳ мӯъҷиза мебошад.

Он гуна ки дар сатрҳои гузашта қайд намудем, меросбарони илми Паёмбар (صلى الله عليه وسلم) дар шарҳу тавзеҳи маънои Қуръони Карим ҳар чи имкон доштанд, ба миён гузоштанд ва дар ин масир чизеро дареғ надоштанд. Онҳо дар навиштани тафсири Қуръон равишҳои мухталиферо ихтиёр карданд. Баъзеҳо маҳз оятҳои вобаста ба аҳкоми шаръӣ, баъзеи дигар паҳлӯи эъҷози илмӣ, як идда паҳлӯи санъати баланди забонӣ ва иддаи дигар мавзӯъҳои алоҳидаи онро бо номи “**тафсири мавзӯӣ**” мавриди омӯзиш қарор доданд. Гурӯҳе аз донишмандон Қуръонро бар асоси он чи аз Паёмбар (с), саҳобагон, тобеин нақл шуда аст, шарҳ дода, гурӯҳи дигар онро бидуни ривоят тафсир карданд. Аммо ба эътибори ҳаҷм, метавон китобҳои тафсирро ба гурӯҳи бузург, миёна ва мухтасар ҷудо намуд.

Китоби “**Тафсири мухтасари Қуръони Карим**”, ки аз ҷониби як идда олимони мутахассиси соҳаи Қуръон навишта ва бозбинӣ шуда, инак пеши дасти шумо хонандагони гиромӣ қарор дорад, чунончи аз номаш маълум аст, аз китобҳои мухтасари тафсири Қуръон мебошад. Ин Китоб яке аз машҳуртарин осори мухтасар дар робита ба тафсири Каломи Парвардигор аст. Муаллифон ва донишмандони вобасташуда дар таълиф ва бознигарии он кӯшидаанд, ки ба таври мухтасар ва бо истифода аз калимоти ғайри мураккаб маънои ваҳйи илоҳиро барои хонандагон эзоҳ дода, пешкаш кунанд. Китоби мазкур агарчи зоҳиран ҳаҷми хурд дошта, дар радифи китобҳои мухтасар дохил мешавад, аммо бешубҳа, он шомили ишораҳои муҳим ба суханони Паёмбар (с), саҳобагон, тобеин, имомон ва олимони ин соҳа вобаста ба тавзеҳи оёти Қуръон аст. Муаллифони китоб мутобиқи усули тафсири Қуръон, дар тафсири оятҳо, бидуни зикри ошкор, якум аз худи Қуръон, дуюм аз аҳодиси Паёмбар (с), сеюм аз гуфтаҳои саҳобагон ва имомони дигари ин соҳа истифода бурда, онро шарҳу баён намудаанд. Онҳо илова бар ин, ба нозукиҳои зиёди паҳлӯи забонии оятҳо ишораҳои дақиқ карда, он чи ба эзоҳ ниёз дорад, онро тавзеҳ додаанд. Аз услубҳои байни Қуръон он аст, ки маъноҳои зиёдеро дар ҷумлаҳои кӯтоҳ ҷой медиҳад. Ин яке аз намунаҳои эъҷози шеваи баёни Қуръон аст. Азбаски оятҳои Қуръон вобаста ба тақозои ҳолати мухотабон гоҳо кӯтоҳу гоҳо дароз ва баъзан ба сурати миёна нозил шуда аст, агар он ҳарф ба ҳарф тарҷума шавад, хонанда ба эҳтимоли зиёд чизеро сарфаҳм намеравад. Ҳамин аст, ки олимон тарҷумаи ҳарф ба ҳарфи Қуръонро номумкин медонанд. Зеро дар сурати баргардонидани калимаҳо ва ҷумлаҳои Қуръони Карим ба забони ғайри арабӣ ва адами ишора ба тафсири оятҳо, боиси эҷоди халал дар асли маъно ва муҳтавои онҳо мегардад. Муболиға нест, ки калимаву таъбирҳои ғайри арабӣ дар баёни назокатҳои Қуръон аз рӯи балоғат меланганд ва аз иҳотаи ҳамаҷонибааш оҷизӣ мекашанд. Ҳатто ҳар як калимаи Қуръон дорои асрори забонӣ аст.

Қуръон чуноне ишора намудем, вобаста ба ҳолати мухотаб дорои тарзи баёни мухталиф аст. Агар мақоми баён тақозокунандаи ихтисор бошад, оятҳо ба сурати мухтасар ва агар мақом тақозокунандаи ғайри ихтисор бошад, оятҳо ба сурати тӯлонӣ зикр мешаванд. Агар мухотаб дар оятҳо шахси соҳибхирад бошад, оятҳо муносиб ба даркаш ва агар камхирад бошад, мутобиқ ба доираи ақлаш баён мегардад. Мақсад аз овардани ҷумлаҳои исмӣ аз мақсади овардани ҷумлаҳои феълӣ фарқ дорад. Баъзан дар оятҳо як абзори таъкидкунанда, баъзан ду абзор ва гоҳо бештар аз он

1. Ниг: Кайфа натаъомал маъ-ал-Қуръон; Шайх Муҳаммад Ғаззолии Мисрӣ; с/23
2. Ниг: Муқаддимаи тафсири Ат-таҳрир ва-т-танвир; Имом Тоҳир ибни Ошур: 1/120

омада аст. Ин ҳама ба ҳолати мухотабони Худо дар оятҳо рабт мегирад. Ғайр аз ин, дар баёни маъноҳо корбурди киноя ва таъриз, ташбеҳ ва тамсил, маҷоз ва истиора хеле зиёд аст. Аммо он чи аҳли тахассус дар бораи истифодашавии василаҳои забонии ҳуснорои оятҳои карима гуфтаанд, аз ҳадди тавсиф берун ва баҳри беканор аст.

Ҳадафи нависандаи ин сатрҳо аз қайди ҷумлаҳои боло дар он аст, ки ҳангоми тарҷумаи Қуръон ё тарҷумаи тафсири он ба забони дигар, махсусан дар сурате, ки мухтасар навишта шуда аст, фарогирии ҳама самтҳои назокати забонии он душвор ва аз имкон хориҷ аст. Ҳамин қадар далел бар оҷизии мо басанда аст, ки Қуръон Каломи Холиқ ва навиштаҳои мо кӯшиши махлуқ аст. Вале ба ин нигоҳ накарда, банда ба қадри тавон дар ишора ба нозукиҳои баёни Қуръон саъй кардаам. Дар тарҷумаи ин китоб илова бар матни навиштаи муаллифони он, ба чанд манбаъҳои дигари тафсир мурочиат намудаам. Дар ҳар ояте, ки андактарин асари пӯшидагӣ ба назар мерасид, ба сарчашмаҳои зиёде, аз ҷумла тафсири Имом Табарӣ, Имом Ибни Касир, “**Зод-ул-масир**”-и Имом Ибни Ҷавзӣ, “**Баҳр-ул-улум**”-и Имом Абӯлайси Самарқандӣ, “**Анвору-т-танзил ва асрору-т-таъвил**”-и Имом Байзовӣ, “**Мадорик -ут-таъвил**”-и Имом Насафӣ, “**Ал-кашшоф**”-и Ҷоруллоҳ Замахшарӣ, “**Ҷалолайн**”-и Маҳаллӣ ва Суютӣ, “**Таҳрир ва Танвир**”-и Тоҳир ибни Ошур, “**Азвоъ-ул-баён фӣ изоҳи-л-Қуръонӣ би-л-Қуръон**”-и Шайх Муҳаммадамин ибни Муҳаммадмухтори Шинқитӣ, “**Ат-тафсир-ул-васит**”-и Сайид Тантовӣ, “**Айсару-т-тафосир**”-и Абӯбакри Ҷазоирӣ, “**Тайсир-ул-Карими-р-Раҳмон фӣ тафсири Каломи-л-Маннон**”-и Абдурраҳмон ибни Носири Саъдӣ мурочиат карда, аз навиштаҳои ин донишмандон дар ҳалли бастагиҳо ёрӣ ҷустаам. Сабаби ба ин китобҳо рӯй оварданам дар он аст, ки китоби “**Тафсири мухтасари Қуръони Карим**” агарчи ба эътибори забони арабӣ саҳлу фаҳмо аст, аммо чун он ба забони дигар баргардонда шавад, хоҳу нохоҳ душвориҳоеро дар тарҷума ба миён меорад. Ҳар он чи хонандагон дар ҳошияи ин Китоб аз баъзе қайдҳои алоқаманд ба ишораҳои забонӣ мушоҳида кунанд, ба яке аз сарчашмаҳои мазкур бармегардад. Ба хотири кӯтоҳшавӣ номи сарчашмаҳои истифодашударо дар ҳошияҳо наовардаам.

Инчунин банда бо мақсади итминони хотир, дар баъзе мавридҳо ба баъзе аз тарҷума ва тафсирҳои форсии Қуръон ба мисли “**Фатҳу-р-Раҳмон бӣ тарҷамати-л-Қуръон** ”-и Аҳмад ибни Абдурраҳими Шоҳ Валиюллоҳи Деҳлавӣ, тафсири “**Нур**”-и доктор Мустафои Хуррамдил, тафсири “**Нур-ул-анвор**”-и Абдуррауфи Мухлис назар андохтаам. Аз ин китобҳои бо форсӣ таълифшуда баъди навиштани тарҷумаи китоб, бо ғарази муқойисаи калимоти тарҷумашаванда истифода бурдам, то дар тарҷумаи вожае ба хато роҳ надиҳам. Зеро такроран бояд таъкид кард, ки ҳар як калимаи Қуръони Карим дар баёни маънояш мӯъҷиза буда, бояд дар тарҷума ва шарҳи он аз диққати хос кор бурда шавад. Бо вуҷуди ин, бояд эътироф кард, ки камоли мутлақ танҳо аз Худо аст. Ҳеҷ амали бандае аз камоли мутлақ бархӯрдор нест. Бинобар ин, агар дар баргардонидани ин китоби арзишманд тир ба нишон расида аст, пас яқинан ин фазли Худост ва ба нависандаи ин сатрҳо рабт надорад, аммо агар дар ҷое аз ин навишта саҳву хатое сар зада бошад, бешубҳа, он ба камина бармегардад ва дар ҳар як ҳарфу ҳаракати хато кардаам аз Парвардигори Бахшандаи Меҳрубон умеди омурзишро дорам.

Қобили қайд аст, ки тарҷумаи тафсири Қуръони Карим бо шеваи ин китоб ба забони тоҷикӣ аз аввалин корҳои илмӣ дар ин самт ҳисоб мешавад. Қуръон қабл аз ин бо шеваҳои мухталиф аз ҷониби устодоне ба забони тоҷикӣ тарҷума шуда аст. Он чи онҳо дар ин маврид анҷом додаанд, сазовори қадрдонӣ аст. Аз Худо таманнои онро дорем, ки ҳар касе дар роҳи баёни маънои Каломи илоҳӣ ба мардум аз ҷониби хеш саҳме гузошта аст, пазируфтаи Ҳақ ва боиси сарбаландиаш дар охират гардад. Аммо тавре дар сафҳаҳои гузашта ишора намудем, тарҷумаи ҳарфии Қуръон дар зеҳни хонандагонаш пӯшидагиҳои бисёреро боқӣ мегузорад.

Бешак, ин тарҷумаи “**Тафсири мухтасари Қуръони Карим**” дар роҳи ошношавӣ бо Каломи Худо оғоз ва гоми хубест. Орзӯмандем, ки Худо моро дар бардоштани гомҳои калонтар ва ҷамъоварии китобҳои васеътар вобаста ба тавзеҳи оятҳои Қуръон комёб мегардонад. Вале он чи бояд таъкид гардад, он аст, ки хонандагони гиромӣ дар истифода аз тарҷумаи оятҳо бодиққат бошанд. Гоҳо аз ҷониби баъзе нафарон дар гуфторашон шунида ва дар навишторашон дида

мешавад, ки оятҳои Қуръонро ба таври дилхоҳ аз ҳар ҷойи он иқтибос оварда, аз пеши худ ҳукм содир мекунанд. Ин хатои бузург аст. Ҳукм кардан аз рӯйи оятҳои Қуръон кори мутахассисони баруманддест, ки на ҳар нафар аз ӯҳдаи он мебарояд.

Бинобар ин, набояд ба Қуръон бо нигоҳи сатҳӣ ва ғайри тахассусӣ назар андохт. Баъзеҳо ба муҷарради хондани оятҳои масалан марбути куфру кофирон, ҷиҳоду мубориза бо душман ва монандаш ба Ислом баҳои нодуруст медиҳанд. Дар ҳоле ки онҳо аз умқи маъноҳои оят, ҷои нузул, сабаби нузул ва шароити мавҷуди он замон бехабар ҳастанд.

Дар муқобили ин, гурӯҳи дигаре аз хонандагони Қуръони Карим ба муҷарради ошноӣ бо маънои ояте, рӯи минбари “**фатво**” нишаста, мардумро ҳар он чи хоҳанд, ҳукм мекунанд ва аз худ “**вакилони Худо**” дар замин нишон медиҳанд. Ин рафтор низ нодуруст аст. Балки дар фаҳмидани ҳукми як масъалаи шаръӣ аз Қуръон бояд ба донишманди ин соҳа муроҷиат шавад.

Мақсади камина аз зикри ин нуктаҳо эҷоди ваҳму тарс дар қалби хонандагони Каломи Парвардигор аз дарки маънои он нест. Баръакс, бояд ба қавли Устод Абулҳасани Надвӣ, монеаҳои сари роҳи мардум бардошта шаванд, то ҳамагӣ худро дар рӯбарӯи Қуръон ҳамчун ойина мушоҳида ва ислоҳ кунанд. Айнан ҳамон гуфтаи аллома Иқбол (р) аст, ки мегӯяд:

**Зи Қуръон пеши худ ойина овез,**
**Дигаргун гаштаӣ, аз хеш бигрез.**

Ғарази таъкиди гуфтаҳои боло аз он иборат аст, ки дар таомул бо Каломи Парвардигор аз эҳтиёт кор гирем ва ба муҷарради хондани як ё ду оят аз назди худ ҳукм накунем. Шоистаи қайд аст, ки олимони фанни “**Усули фиқҳ**” мегӯянд, дар истинботи аҳкоми шаръӣ такя бар тарҷумаҳои Қуръон ҷоиз нест.[1]

Дар охир мехоҳам ин муқаддимаро бо чанд банде аз навиштаҳои аллома Муҳаммад Иқболи Лоҳурӣ дар бораи Қуръон хотима бахшам.

**Нақши Қуръон то дар ин олам нишаст,**
**Нақшҳои коҳину попо шикаст.**
**Фош гӯям он чи дар дил музмар аст,**
**Ин китобе нест, чизи дигар аст.**
**Чун ба ҷон дар рафт, ҷон дигар шавад,**
**Ҷон чу дигар шуд, ҷаҳон дигар шавад.**
**Мисли Ҳақ пинҳону ҳам пайдост ин,**
**Зиндаву поядаву гӯёст ин.**
**Андар ӯ тақдирҳои Ғарбу Шарқ,**
**Суръати андеша пайдо кун чу барқ.**
**Бо мусалмон гуфт: “Ҷон бар каф бинеҳ,**
**Ҳар чи аз ҳоҷат фузун дорӣ, бидеҳ.”**
**Офарида шаръу ойини дигар,**
**Андаке бо нури Қуръонаш нигар.**
**Аз баму зери ҳаёт огаҳ шавӣ,**
**Ҳам зи тақдири ҳаёт огаҳ шавӣ.**



1. Ниг: Усул-ул-фиқҳи-л-исломӣ; Профессор Ваҳбаи Зуҳайлӣ (р); 1/407




## СУРАИ “ФОТИҲА”[1]
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ СУРАИ ЯКУМИ ҚУРЪОНИ КАРИМ
## ДОРОИ ҲАФТ ОЯТ

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Бо ибодати комил таҳаққуқ бахшидани таваҷҷӯҳ ба сӯи Худо.

**Тафсир:**

Сабаби “**Фотиҳа**” номгузорӣ шудани ин сура он аст, ки Қуръон маҳз бо ҳамин сура шурӯъ мешавад. Инчунин яке аз номҳои дигари он “**Модари Қуръон**” аст, зеро ба сурати фишурда мавзӯъҳои қуръонӣ, ба монанди яктопарастӣ, ибодат, ишора ба қиссаҳо ва ғайраро дарбар мегирад.

“**Фотиҳа**” бузургтарин сураи Қуръони карим маҳсуб шуда, мурод аз “**Ассабъ-ул-масонӣ**”[2]-и сураи Ҳиҷр низ ҳамин сура аст.

(1) Бо зикри Худо тиловати Қуръонро оғоз бахшида, бо ёди исмаш аз Ӯ кӯмак мехоҳам.

“**Бисмиллоҳи-р-Раҳмони-р-Раҳим**” шомили се номи зебои Худо аст:

**(А) Аллоҳ: “Маъбуди барҳақ”**. Ин лафзи муборак хусуситарин номҳои Ҳақ таоло буда, ғайр аз Парвардигор ҳеҷ кас бо он номгузорӣ намешавад.

**(Б) Раҳмон: “Соҳиби меҳри паҳновар”.** Парвардигор дорои раҳмати зотӣ аст. Яъне, раҳматро аз касе иқтибос намегирад.

(В) **Раҳим**: “**Соҳиби раҳмати ҳамешагӣ**”. Худо аз бандагонаш ҳар киро хоҳад, мавриди раҳмат қарор медиҳад. Аз ҷумла мӯъминон ба раҳмати илоҳӣ ноил мешаванд.

(2) Тамоми навъи ситоишҳо, ки аз сифатҳои азамат ва камол иборатанд, танҳо махсус ва лоиқи Ҳақ таоло мебошанд. Зеро Ӯ Парвардигор, Офаридгор ва Чорасози кулли мавҷудот аст. Калимаи “**Оламийн**” дар ин ояти карима шакли ҷамъи вожаи “**олам**” буда, ба ҷуз Худо ҳамаи мавҷудотро дарбар мегирад.

(3) Худои Соҳиби меҳри фаровон ва меҳри ҳамешагӣ,-

Ин оят баъд аз ситоиши Парвардигор дар ояти қаблӣ ифодагари сано бар Ӯст.

(4) Молики рӯзи ҷазо аст.

Мурод аз “**Явмуддин**” рӯзи ҷазо ва ҳисоб аст. Дар ин оят азамати Худо баён шуда аст, ки рӯзи қиёмат ягона Ӯ Молики мутлақ аст. Онҷо ҳеҷ кас барои шахси дигар молики чизе нест.

(5) Мо дар ҳамаи навъи тоат ва ибодат танҳо Туро мепарастем ва маҳз аз Ту итоат мекунем, ҳеҷ касро ба Ту шарик намесозем ва дар кулли корҳои хеш фақат аз Ту мадад меҷӯем, зеро тамоми некиҳо дар дасти Туст, ҷуз Ту ҳеҷ мададрасоне нест.

(6) Моро ба роҳи рост раҳнамоӣ намуда, роҳрави он гардон, дар ҷодаи дуруст собитқадам нигоҳамон бидор ва ҳидоятамонро афзун бисоз. Мақсад аз “**Сироти мустақим**” роҳи возеҳу рости дини Ислом аст, ки Аллоҳ (ҷ) Паёмбар (с)-ро барои таблиғи он фиристода аст.

(7) Роҳи он бандагоне аз паёмбарон, сиддиқон, шаҳидон ва солеҳон, ки бо ҳидоят бар онҳо инъом кардаӣ ва ин ҷамоа ҳамдамони ниҳоят хуб ҳастанд, на роҳи шахсоне мисли яҳудиҳо, ки ҳақро шинохтанд, аммо аз он пайравӣ накарданд ва ба ғазаб гирифтор гаштанд ва на роҳи касоне мисли насрониҳо, ки аз роҳи ҳақ гумроҳ шуданд, зеро онҳо дар ҷустани ҳақ кӯтоҳӣ намуда, ба он бетаваҷҷӯҳӣ нишон доданд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Худованд Китобашро бо ҷумлаи “**Бисмиллоҳ**” шурӯъ кард, то ба бандагонаш таълим диҳад, ки корҳо ва гуфторҳои худро бо номи Ҳақ оғоз бахшида, танҳо аз Ӯ кӯмак ва тавфиқ бихоҳанд;

2.Аз рафтори бандагони солеҳ он аст, ки пеш аз дуо ба Худо мадҳу ситоиш фиристода, баъд ба талабашон мепардозанд;

3.Худованд дар ин сура мӯъминонро ҳушдор медиҳад, ки набояд монанди насрониҳо дар ҷустани ҳақ кӯтоҳӣ кунанд, инчунин набояд монанди яҳудиҳо амал бо ҳақро тарк намоянд;

4.Ин сура аз он шаҳодат медиҳад, ки имон танҳо бо ибодати холисона ва дархости кӯмак аз Ҳақ таоло комил мегардад.

1. Сабаби “**Фотиҳа**” номгузорӣ шудани ин сура он аст, ки Қуръони карим бо он оғоз ёфта, ба шакли мухтасар маонии асосии Каломи Худоро дарбар мегирад. (**Мутарҷим**)
2. Тарҷума: “**Ҳафт ояти такрор андар такрор тиловатшаванда**” Ҳиҷр/87 (**Мутарҷим**)

**СУРАИ “БАҚАРА”**
**АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАДИНАИ МУНАВВАРА**
**АЗ РӮИ ТАРТИБ СУРАИ ДУЮМИ ҚУРЪОНИ КАРИМ**
**ДОРОИ ДУСАДУ ҲАШТОДУ ШАШ ОЯТ**




### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Омода кунонидани аҳли имон барои таъмири замин, амалисозии дини Парвардигор ва баёни табақоти мардум. Инчунин дар ин сура усули имон ва асосҳои Шариат баён шуда аст.

### Тафсир:

Сабаби “**Бақара**” ном гирифтани ин сураи муборака он аст, ки дар он қиссаи “**Гови Фарзандони Яъқуби Набӣ**” ворид шуда аст. Қиссаи мазкур ба он ишора мекунад, ки бояд бандагони Худо баъди шунидани дастуроти илоҳӣ ба амалӣ гардонидани он бишитобанд ва набояд дар иҷрои он монанди яҳудиҳо аз худ сустӣ ва кундӣ нишон диҳанд.

(1)“**Алиф. Лом. Мим.**” Баъзе аз сураҳои Қуръони маҷид бо ҳамин ҳарфҳо оғоз ёфта аст. Инҳо аз ҷумлаи ҳуруфи алифбо буда, дар сурати алоҳида ба мисли “**Алиф, Бо, То, Со...**” истифода шудан, маънои хосеро ифода намекунанд, вале вақте дар Каломи Худо ба кор бурда шаванд, албатта, дорои ҳикмат ваmаънои баланд мебошанд. Чунки дар Қуръон ҳеҷ чиз аз ҳикмат холӣ нест.

Аз муҳимтарин ҳикматҳои ҳуруфи мазкур он аст, ки Парвардигор бо Қуръони аз ҳамин ҳуруфи алифбо таркибёфта мушриконро ба мубориза фаро хонда, нотавонии онҳоро исбот месозад. Ин ҳуруф барои кофирону мушрикони замони нузули Қуръон, ки даъвои аҳли фасоҳату балоғат буданро доштанд, ошно буд ва онҳо бо истифода аз он гап мезаданд. Аз ҳамин сабаб, дар аксар маврид баъд аз овардани ҳарфҳои мазкур Қуръони карим зикр мешавад. Дар сураи мавриди назар низ ин гуфта мавҷуд аст.

(2)Ин Қуръони боазаматест, ки дар нозилшавӣ ва лафзу маънояш ҳеҷ шакку шубҳае нест. Зеро ин Каломи Парвардигор буда, бандагони парҳезкорро ба сӯи роҳи васлкунанда ба Худо раҳнамоӣ мекунад.

(3/4)Он бандагони парҳезкоре, ки ба ғайб имон меоранд. Ҳар он чи Худову Расул (монанди рӯзи охират) дар бораи он ба мо хабар дода, аз доираи ҳис берун бошад, ғайб аст.

Ва парҳезкорон бандагоне ҳастанд, ки намозро бо риояи фарзу воҷиб ва суннатҳо барпо медоранд ва онҳо бандагонеанд, ки холисона бо пардохти закот ё садақаҳои нофила аз баъзеи он чи Аллоҳ (ҷ) ба онҳо рӯзӣ дода аст, харҷ менамоянд.

Ва онҳо бандагонеанд, ки ба ваҳйи бар ту Паёмбар фурудовардаи Худо ва ба он чи бар паёмбарони қабл аз ту нозил карда аст, бидуни ҷудосозӣ имон меоранд. Ва онҳо бандагонеанд, ки қиёмат ва ҷазои онро ба сурати қатъӣ тасдиқ менамоянд.

(5)Ин ҷамоаи бо сифатҳои мазкур тавсифшуда дар роҳи ҳидояти Парвардигорашон устуворона қарор доранд ва ин гурӯҳ дар дунёву охират бо ноилшавӣ ба матлуби хештан ва раҳоӣ ёфтан аз номатлуб комёбшудагони воқеӣ ҳастанд.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1. Қотеона рад кардани мавҷудияти шубҳа дар Қуръони карим, далели аз назди Худо фуруд омадани он аст. Зеро махлуқ дар сухани худ ҷуръати чунин даъворо надорад;
2. Аз раҳнамоиҳои Қуръони карим танҳо бандагони ботақвои аз азамати Худо огоҳ манфиат мебаранд;
3. Имон ба ғайб аз бузургтарин дараҷаҳои эътиқод маҳсуб мешавад. Зеро имон ба олами ғайб маънои онро дорад, ки банда ба илми ғайби Парвардигор ва ахбори ғайбии Расули Худо (с) таслим гашта аст;
4. Худованд дар бисёр маврид намозро якҷо бо закот зикр мекунад. Зеро намоз нишондиҳандаи ихлос ба Маъбуд ва закот баёнгари некӯӣ ба бандагон аст. Ихлос ба Маъбуд ва некӯӣ ба бандагон ду василаи асосии саодат ва наҷот ба ҳисоб меравад;
5. Самараи имон ва корҳои нек дар дунё ҳидояту тавфиқ ва дар охират расидан ба ҷаннат ва наҷот аз дӯзах аст.

إِنَّ ٱلَّذِينَ كَفَرُواْ سَوَآءٌ عَلَيۡهِمۡ ءَأَنذَرۡتَهُمۡ أَمۡ لَمۡ تُنذِرۡهُمۡ
لَا يُؤۡمِنُونَ ٦ خَتَمَ ٱللَّهُ عَلَىٰ قُلُوبِهِمۡ وَعَلَىٰ سَمۡعِهِمۡۖ وَعَلَىٰٓ
أَبۡصَٰرِهِمۡ غِشَٰوَةٞۖ وَلَهُمۡ عَذَابٌ عَظِيمٞ ٧ وَمِنَ ٱلنَّاسِ
مَن يَقُولُ ءَامَنَّا بِٱللَّهِ وَبِٱلۡيَوۡمِ ٱلۡأٓخِرِ وَمَا هُم بِمُؤۡمِنِينَ ٨
يُخَٰدِعُونَ ٱللَّهَ وَٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ وَمَا يَخۡدَعُونَ إِلَّآ أَنفُسَهُمۡ
وَمَا يَشۡعُرُونَ ٩ فِي قُلُوبِهِم مَّرَضٞ فَزَادَهُمُ ٱللَّهُ مَرَضٗاۖ
وَلَهُمۡ عَذَابٌ أَلِيمُۢ بِمَا كَانُواْ يَكۡذِبُونَ ١٠ وَإِذَا قِيلَ لَهُمۡ
لَا تُفۡسِدُواْ فِي ٱلۡأَرۡضِ قَالُوٓاْ إِنَّمَا نَحۡنُ مُصۡلِحُونَ ١١ أَلَآ إِنَّهُمۡ
هُمُ ٱلۡمُفۡسِدُونَ وَلَٰكِن لَّا يَشۡعُرُونَ ١٢ وَإِذَا قِيلَ لَهُمۡ
ءَامِنُواْ كَمَآ ءَامَنَ ٱلنَّاسُ قَالُوٓاْ أَنُؤۡمِنُ كَمَآ ءَامَنَ ٱلسُّفَهَآءُۗ
أَلَآ إِنَّهُمۡ هُمُ ٱلسُّفَهَآءُ وَلَٰكِن لَّا يَعۡلَمُونَ ١٣ وَإِذَا لَقُواْ
ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ قَالُوٓاْ ءَامَنَّا وَإِذَا خَلَوۡاْ إِلَىٰ شَيَٰطِينِهِمۡ قَالُوٓاْ إِنَّا
مَعَكُمۡ إِنَّمَا نَحۡنُ مُسۡتَهۡزِءُونَ ١٤ ٱللَّهُ يَسۡتَهۡزِئُ بِهِمۡ وَيَمُدُّهُمۡ
فِي طُغۡيَٰنِهِمۡ يَعۡمَهُونَ ١٥ أُوْلَٰٓئِكَ ٱلَّذِينَ ٱشۡتَرَوُاْ ٱلضَّلَٰلَةَ
بِٱلۡهُدَىٰ فَمَا رَبِحَت تِّجَٰرَتُهُمۡ وَمَا كَانُواْ مُهۡتَدِينَ ١٦



Чун Худо дар оятҳои қаблӣ сифатҳои мӯъминони парҳезкори дорои зоҳиру ботини покро зикр кард, дар оятҳои зерин сифатҳои кофирони зоҳиру ботинашон фосидро баён намуда мегӯяд:

6 Ҳамоно касоне, ки кофир шудаанд, бар гумроҳӣ ва якравии хеш идома медиҳанд, онҳоро бим додан ва бим надоданат яксон аст, онҳо имон намеоранд.

7 Зеро Худо қалбҳояшонро бо ботиле, ки дар он мавҷуд аст, маҳкам карда, бар қалб ва бар шунавоиҳояшон мӯҳр ниҳода аст. Бинобар ин, онҳо ҳақиқатро ба сурати амалӣ намешунаванд ва дар баробари он таслим намешаванд. Ва Парвардигор бар дида-гонашон парда қарор дода аст. Аз ҳамин ҷиҳат онҳо бо вуҷуди равшан будани ҳақиқат онро намебинанд. Ва дар охират онҳоро азоби бузург аст.

Чун Худованд дар оятҳои зикршуда сифатҳои кофирони дорои зоҳиру ботини фосидро зикр кард, дар оятҳои зерин сифатҳои мунофиқони ботинан фосид ва зоҳиран дар назари мардум солеҳро баён намуда мегӯяд:

8 Ва аз миёни мардум гурӯҳе ҳастанд, ки даъвои имондорӣ мекунанд. Онҳо аз хавфи хуну молашон дар зоҳир худро мӯъмин нишон медиҳанд, ҳол он ки дар ботин имон надоранд.

9 Онҳо бо ошкор сохтани имон ва пинҳон нигоҳ доштани куфр мехоҳанд Худо ва мӯъминонро фиреб диҳанд ва ҳол он ки дар ҳақиқат худро мефиребанд ва инро эҳсос намекунанд. Зеро Ҳақ таоло ошкору ниҳонро медонад ва мӯъминонро аз сифот ва аҳволи мунофиқон огоҳ месозад.

10 Сабаб дар он аст, ки дар дилҳои ин тоифа бемории шубҳа мавҷуд буда, пас, Аллоҳ (ҷ) шубҳаашонро афзун гардонида аст. Зеро ҷазо аз навъи амал аст. Ва барояшон ба сабаби дурӯғ гуфтан дар ҳаққи Худову мардум ва такзиби Паёмбар (с) дар поёнтарин табақаи дӯзах азоби дарднок аст.

11 Ва чун мунофиқон аз фасодкорӣ бо куфру маъсият ва ғайри он дар замин манъ карда шаванд, фасодкории хешро инкор карда, даъво менамоянд, ки онҳо бандагони солеҳ ва ислоҳкор ҳастанд.

12 Огоҳ бошед! Ин мунофиқон фасодкори воқеӣ мебошанд, вале онҳо эҳсос намекунанд ва пай намебаранд, ки аъмолашон фасоди ҳақиқӣ аст.

13 Ва чун аҳли нифоқ амр шаванд, ки монанди саҳобагони Паёмбар (с) имон оред, масхараомез ва инкоркунон мегӯянд: “**Оё монанди имони шахсони бехирад имон биёрем?**” Бегумон бехирад ва сабукмағзи ҳақиқӣ худи онҳо ҳастанд, аммо инро намедонанд.

14 Ва чун бо мӯъминон рӯбарӯ гарданд, мегӯянд: “**Ба он чи шумо имон доред, имон овардаем.**” Онҳо ин суханро аз рӯи тарс мегӯянд. Ва чун аз наздашон баргашта, пеши раҳбарони шайтонсифаташон раванд ва бо онҳо танҳо бимонанд, дар роҳи пайравии пешвоёни шайтонсифаташон собитқадамии хешро таъкид карда, мегӯянд: “**Ба дурустӣ ки мо дар роҳи пешгирифтаатон бо шумоем, валекин ҳамоно мо бо мӯъминон аз рӯи ришханд ва тамасхур дар зоҳир мувофиқат мекунем.**”

15 Аллоҳ (ҷ) дар ивази тамасхури аҳли имон онҳоро мавриди тамасхур қарор медиҳад, зеро ҷазо аз навъи амал аст. Аз ин рӯ, дар дунё бар онҳо аҳкоми мусалмононро ҷорӣ сохта аст. Аммо дар охират барои нифоқ ва куфрашон ҷазояшон медиҳад. Ва инчунин барояшон мӯҳлат медиҳад, то дар гумроҳӣ ва туғёни хеш фурӯ рафта, ҳайрону саргардон боқӣ бимонанд.

16 Бехирадон ва сабукмағзони ҳақиқӣ ҳамин ҷамоатанд, чунки онҳо имонро бо куфр иваз кардаанд. Пас, тиҷораташон суд накарда, зеро дар савдояшон имон ба Аллоҳ (ҷ)-ро аз даст додаанд. Ва онҳо ба сӯи ҳақ ҳидоятёфта набуданд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1. Агар Худованд дар қалби касе ба сабаби якравӣ ва такзиб мӯҳр занад, минбаъд оятҳои илоҳӣ ба вай фоида намерасонад;
2. Мӯҳлат додани Ҳақ таоло ба золимони такзибгар аз рӯи ғафлат ва нотавонӣ нест, балки барои он аст, ки гуноҳашон бештар ва укубаташон сахттар гардад.

مَثَلُهُمْ كَمَثَلِ ٱلَّذِى ٱسْتَوْقَدَ نَارًا فَلَمَّآ أَضَآءَتْ مَا حَوْلَهُۥ
ذَهَبَ ٱللَّهُ بِنُورِهِمْ وَتَرَكَهُمْ فِى ظُلُمَٰتٍ لَّا يُبْصِرُونَ ١٧ صُمٌّۢ
بُكْمٌ عُمْىٌ فَهُمْ لَا يَرْجِعُونَ ١٨ أَوْ كَصَيِّبٍ مِّنَ ٱلسَّمَآءِ فِيهِ
ظُلُمَٰتٌ وَرَعْدٌ وَبَرْقٌ يَجْعَلُونَ أَصَٰبِعَهُمْ فِىٓ ءَاذَانِهِم مِّنَ
ٱلصَّوَٰعِقِ حَذَرَ ٱلْمَوْتِ ۚ وَٱللَّهُ مُحِيطٌۢ بِٱلْكَٰفِرِينَ ١٩ يَكَادُ ٱلْبَرْقُ
يَخْطَفُ أَبْصَٰرَهُمْ ۖ كُلَّمَآ أَضَآءَ لَهُم مَّشَوْا۟ فِيهِ وَإِذَآ أَظْلَمَ عَلَيْهِمْ
قَامُوا۟ ۚ وَلَوْ شَآءَ ٱللَّهُ لَذَهَبَ بِسَمْعِهِمْ وَأَبْصَٰرِهِمْ ۚ إِنَّ ٱللَّهَ عَلَىٰ
كُلِّ شَىْءٍ قَدِيرٌ ٢٠ يَٰٓأَيُّهَا ٱلنَّاسُ ٱعْبُدُوا۟ رَبَّكُمُ ٱلَّذِى
خَلَقَكُمْ وَٱلَّذِينَ مِن قَبْلِكُمْ لَعَلَّكُمْ تَتَّقُونَ ٢١ ٱلَّذِى جَعَلَ لَكُمُ
ٱلْأَرْضَ فِرَٰشًا وَٱلسَّمَآءَ بِنَآءً وَأَنزَلَ مِنَ ٱلسَّمَآءِ مَآءً فَأَخْرَجَ
بِهِۦ مِنَ ٱلثَّمَرَٰتِ رِزْقًا لَّكُمْ ۖ فَلَا تَجْعَلُوا۟ لِلَّهِ أَندَادًا وَأَنتُمْ
تَعْلَمُونَ ٢٢ وَإِن كُنتُمْ فِى رَيْبٍ مِّمَّا نَزَّلْنَا عَلَىٰ عَبْدِنَا فَأْتُوا۟
بِسُورَةٍ مِّن مِّثْلِهِۦ وَٱدْعُوا۟ شُهَدَآءَكُم مِّن دُونِ ٱللَّهِ إِن
كُنتُمْ صَٰدِقِينَ ٢٣ فَإِن لَّمْ تَفْعَلُوا۟ وَلَن تَفْعَلُوا۟ فَٱتَّقُوا۟ ٱلنَّارَ
ٱلَّتِى وَقُودُهَا ٱلنَّاسُ وَٱلْحِجَارَةُ ۖ أُعِدَّتْ لِلْكَٰفِرِينَ ٢٤



(17) Худо дар ин оят барои мунофиқон ду навъ масал ва достонеро зикр менамояд, ки яке аз оташ ва дигаре аз об мисол оварда шуда аст. Аммо масали аз оташ овардашуда чунин аст:

Достони аҳли нифоқ мисли достони касоне аст, ки оташеро меафрӯзанд, то аз равшании он баҳра баранд. Пас, чун нури оташ медурахшад ва оташафрӯзон мепиндоранд, ки аз рӯшноиаш манфиат хоҳанд гирифт, он оташ хомӯш мешавад ва рӯшно-иаш аз байн рафта, хусусияти сӯзон-данаш боқӣ мемонад. Дар натиҷа соҳибони он оташ дар торикиҳо монда, чизеро намебинанд ва роҳи дурустро пайдо намекунанд.

(18) Онҳо ношунавоянд, ҳақиқатро амалан намешунаванд, лоланд, ҳақиқатро намегӯянд, нобиноянд, ҳақиқатро намебинанд. Пас, онҳо аз гумроҳии хеш барнамегарданд.

(19) Аммо масали аз об овардашуда чунин аст:

Достони мунофиқон мисли достони борони шадиди аз абрҳо фурудомада аст. Дар он абрҳо торикиҳои анбӯҳшуда ва раъду барқ аст. Борон ба мардум нозил шуда, онҳоро бими сахт фаро гирифта, ба сабаби шиддати садои оташакҳо аз рӯи тарси фавтидан бо атрофи ангуштони хеш ба пӯшидани гӯшҳояшон шурӯъ мекунанд. Ва Аллоҳ (ч) иҳотакунандаи кофирон мебошад. Чизе Ӯро нотавон гардонида наметавонад.

(20) Қариб аст, ки он барқ аз шиддати рӯшноӣ ва дурахшонӣ дидаҳояшонро аз байн бибарад. Ҳар гоҳ барқ барояшон рӯшноӣ андозад, қадам мезананд ва чун рӯшноӣ наандозад, дар торикӣ боқӣ мемонанд ва ҳаракат карда наметавонанд. Ва агар Худо бихоҳад, бо қудрати фарогири хешшунавоӣ ва дидагонашонро аз байн мебарад ва ба сабаби аз ҳақ рӯй тофтан шунавоӣ ва биноиашон барнамегардад. Яқинан Худо бар ҳама чиз Тавоно аст.

Борон достони Қуръон, садои оташакҳо достони бонгҳои бимноки Қуръон, рӯшноии барқ достони гоҳо ошкоршавии ҳақиқат барои аҳли нифоқ, аз шиддати оташакҳо пӯшидани гӯшҳо достони рӯй тофтани мунофиқон аз ҳақиқат ва шабоҳат миёни мунофиқон ва соҳибони ду достони мазкур адами истифода аст. Шахси оташафрӯхта дар достони аз оташ овардашуда, аз кори кардааш ба ҷуз торикӣ ва сӯзонидан манфиате намебарад. Соҳибони борон дар достони аз борон овардашуда ба ҷуз раъду барқ, ки онҳоро ба таҳлука андохта, нооромашон месозад, дигар фоидае намегиранд. Мунофиқон низ дар Ислом ба ғайр аз шиддату сахтӣ чизе намебинанд ва аз раҳнамоиҳои Қуръони маҷид суд намебаранд.

Чун Худо дар ояти қаблӣ навъҳои мардум аз мӯъминон ва кофирону мунофиқонро зикр кард, дар ояти зерин ҳамаи инҳоро ба ибодати Худ фаро хонда мегӯяд:

(21) Эй мардум, танҳо Парвардигори хешро бипарастед. Зеро Ӯ Он Зотест, ки шумо ва умматҳои пеш аз шуморо халқ карда аст. Ҷуз Ӯ касеро напарастед, то бо иҷрои амрҳо ва дурӣ ҷустан аз ҳаромҳо аз уқубати илоҳӣ парҳез намоед.

(22) Он Зоте, ки заминро барои шумо чун фарши густурда ва осмонро аз болои он дорои биноӣ устувор гардонид ва Ӯ бо фуруд овардани борон дар ҳаққи махлуқот инъом намуда, ба воситаи он аз замин меваҳои гуногунрангро рӯёнид, то бароятон рӯзӣ гардад. Пас, ба Аллоҳ (ч) анбозҳо қарор надиҳед ва ҳол он ки медонед ҷуз Ӯ офаридгоре нест.

(23) Ва эй мардум, агар оиди Қуръони бар бандаамон Муҳаммад нозилкардаи Мо шубҳа доред, пас, Мо шуморо ба мубориза даъват мекунем, ки бо овардани як сураи шабеҳи Қуръон агарчи кӯтоҳ аст, дар баробари он муқобилият нишон диҳед ва ҳар киро аз ёваронатон метавонед, ба ёриатон фаро хонед. Агар дар даъвои хеш, ки гӯё Муҳаммад (с) ин Китобро аз пеши худ оварда аст, содиқ ҳастед, пас ин гуфтаи Моро иҷро кунед.

(24) Пас, агар аз уҳдаи ин кор намебароед - **ва ҳаргиз онро иҷро карда наметавонед** - пас, аз оташе, ки оташафрӯзи он мардуми лоиқи азоб, бутҳои мушрикон ва ғайра мебошад, бипарҳезед. Худо ин оташро барои кофирон омода намуда аст.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1. Парвардигор ба мунофиқон барои нифоқ ва аз ҳидоят рӯй гардониданашон дар сахттарин ҳолатҳо мадад намерасонад ва онҳоро ба ҳоли худ ҳавола менамояд;

2. Аз бузургтарин далелҳои фарз будани ибодати ягонаи Худо он аст, ки Ӯ ҳамаи мавҷудотро барои хидмати мо офарида, онҳоро тахти фармонамон қарор дода аст;

Оҷиз гаштани халоиқ аз овардани сураи шабеҳи Қуръон далели аз назди Худованди Ҳакими Донанда фуруд омадани он аст.

وَبَشِّرِ ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ وَعَمِلُواْ ٱلصَّٰلِحَٰتِ أَنَّ لَهُمۡ جَنَّٰتٖ
تَجۡرِي مِن تَحۡتِهَا ٱلۡأَنۡهَٰرُۖ كُلَّمَا رُزِقُواْ مِنۡهَا مِن ثَمَرَةٖ
رِّزۡقٗا قَالُواْ هَٰذَا ٱلَّذِي رُزِقۡنَا مِن قَبۡلُۖ وَأُتُواْ بِهِۦ مُتَشَٰبِهٗاۖ
وَلَهُمۡ فِيهَآ أَزۡوَٰجٞ مُّطَهَّرَةٞۖ وَهُمۡ فِيهَا خَٰلِدُونَ ٢٥ ۞إِنَّ
ٱللَّهَ لَا يَسۡتَحۡيِۦٓ أَن يَضۡرِبَ مَثَلٗا مَّا بَعُوضَةٗ فَمَا فَوۡقَهَاۚ فَأَمَّا
ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ فَيَعۡلَمُونَ أَنَّهُ ٱلۡحَقُّ مِن رَّبِّهِمۡۖ وَأَمَّا
ٱلَّذِينَ كَفَرُواْ فَيَقُولُونَ مَاذَآ أَرَادَ ٱللَّهُ بِهَٰذَا مَثَلٗاۘ
يُضِلُّ بِهِۦ كَثِيرٗا وَيَهۡدِي بِهِۦ كَثِيرٗاۚ وَمَا يُضِلُّ بِهِۦٓ
إِلَّا ٱلۡفَٰسِقِينَ ٢٦ ٱلَّذِينَ يَنقُضُونَ عَهۡدَ ٱللَّهِ مِنۢ بَعۡدِ
مِيثَٰقِهِۦ وَيَقۡطَعُونَ مَآ أَمَرَ ٱللَّهُ بِهِۦٓ أَن يُوصَلَ وَيُفۡسِدُونَ
فِي ٱلۡأَرۡضِۚ أُوْلَٰٓئِكَ هُمُ ٱلۡخَٰسِرُونَ ٢٧ كَيۡفَ
تَكۡفُرُونَ بِٱللَّهِ وَكُنتُمۡ أَمۡوَٰتٗا فَأَحۡيَٰكُمۡۖ ثُمَّ يُمِيتُكُمۡ
ثُمَّ يُحۡيِيكُمۡ ثُمَّ إِلَيۡهِ تُرۡجَعُونَ ٢٨ هُوَ ٱلَّذِي خَلَقَ
لَكُم مَّا فِي ٱلۡأَرۡضِ جَمِيعٗا ثُمَّ ٱسۡتَوَىٰٓ إِلَى ٱلسَّمَآءِ
فَسَوَّىٰهُنَّ سَبۡعَ سَمَٰوَٰتٖۚ وَهُوَ بِكُلِّ شَيۡءٍ عَلِيمٞ ٢٩



(25) Ва чун таҳдиди гузашта ба кофирон тааллуқ дорад, пас, эй Паёмбар, бандагони боимони анҷомдиҳандаи амалҳои шоистаро ба бӯстонҳое башорат бидеҳ, ки аз зери қасрҳо ва дарахтҳои он рӯдҳо равон аст. Ҳар бор ба онҳо аз меваҳои лазизи он бӯстонҳо рӯзӣ дода шавад, аз сабаби шабоҳати зиёди меваҳояш ба меваҳои дунё мегӯянд: “**Ин монанди меваҳоест, ки қабл аз ин ба мо рӯзӣ дода шуда буд.**” Ва барои онҳо меваҳои дар шаклу ном монанди якдигар пешкаш шавад, то ба эътибори ин ки он меваҳоро мешиносанд, ба истеъмолаш иқдом намоянд, валекин он меваҳо дар таъм аз якдигар фарқ доранд. Ва дар ҷаннат барои аҳли он ҳамсаронест, ки аз айбу нуқсонҳои дар ҳаққи занони дунё тасаввуршаванда, ки табиати башарӣ аз он нафрат дошта, онро палид мешуморад, пок мебошанд. Ва онҳо дар ҷаннат дар неъмати доимии қатъношаванда қарор мегиранд. Бар акси неъмати дунё, ки заволпазир буда, абадӣ нест.

(26) Ҳамоно Аллоҳ (ч) бо ҳар чи хоҳад, масал мезанад ва аз он шарм намекунад. Ба дурустӣ ки Ӯ бо пашша ва бо он чи дар ҳаҷм аз пашша калонтар ё хурдтар аст, масал меорад. Мардум дар баробари он масал ба гурӯҳи мӯъминон ва кофирон ҷудо мешаванд. Пас, аммо мӯъминон, тасдиқ мекунанд ва медонанд, ки баёни ин масал ҳикмати баланд дорад. Ва аммо кофирон аз рӯи тамасхур сабаби онро, ки барои чӣ Худо бо ин мавҷудоти хурд ба мисли пашша, магас, тортанак ва ғайра масал меорад, мепурсанд. Худо ба онҳо посух медиҳад, ки ин масалҳо шомили ҳидоят, раҳнамоӣ ва озмоиши мардум мебошанд. Пас, Худо баъзеи мардумро бо ин масалҳо ба сабаби рӯй гардонидан аз андешидан оиди он гумроҳ месозад ва теъдоди ин тоифа зиёд аст ва баъзеи дигарашонро ба сабаби аз он панд гирифтан ҳидоят менамояд ва адади гурӯҳи дуюм низ зиёд аст. Ва Аллоҳ (ч) танҳо касонеро гумроҳ месозад, ки арзандаи он ҳастанд. Он касоне лоиқи гумроҳӣ мебошанд, ки монанди мунофиқон аз доираи итоати Худо берун шудаанд,-

(27) он касоне, ки аҳди Худоро дар бораи ибодати Ӯ ва пайравӣ аз Паёмбари охирзамон, ки паёмбарони гузашта аз омаданаш хабар додаанд, мешикананд. Ин аҳдшиканон он чизеро монанди пайванди хешовандӣ, ки Худо ба пайвастани он амр карда аст, қатъ мекунанд ва бо содир намудани маъсият барои нашри фасод дар замин талош менамоянд. Яқинан инҳо дар дунёву охират бебаҳра ва зиёнкоранд.

(28) Эй кофирон, воқеан ҳолати шумо ҳайратовар аст! Чигуна ба Аллоҳ (ч) кофир мешавед, дар ҳоле ки далолатҳои қудрати Ӯро дар вуҷуди хеш мебинед?! Қаблан дар олами нестӣ қарор доштед, пас, шуморо ҳаст намуда, ҳаёт бахшид, сипас, шуморо дубора мемиронад, баъдан аз нав зинда мегардонад, сипас, шуморо ба сӯи хеш бармегардонад, то аз корҳоятон пурсида шавед.

(29) Худо ягона Зотест, ки кулли дарёҳо, дарахтҳо ва дигар навъи неъматҳои заминро барои шумо офарид. Шумо аз он неъматҳо суд мебаред ва аз он чи бароятон мусаххар шуда аст, баҳраманд мегардед. Сипас, қасди осмон намуд ва онро ҳафт табақаи баробар халқ кард ва Ӯ ҳама чизро медонад аст.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1. Камоли неъматҳои ҷаннат дар он аст, ки чизе боиси талх гаштани айши он намегардад ва ҳеҷ навъи озор бо он омехта намешавад;
2. Аз масалҳои баёнкардаи Худо танҳо мӯъминон манфиат мебаранд, чунки аҳли имон содиқона дар талаби ҳидоятанд;
3. Аҳдшиканӣ бо Холиқу халқаш, қатъи робитаи дастурдодаи Парвардигор ва талош барои фасодкорӣ дар замин аз ҷумлаи равшантарин сифатҳои фосиқон мебошад;

Асл дар тамоми чиз покӣ ва ҳалол будани он аст. Зеро Худо дар оятҳои мазкур мегӯяд, ки кулли мавҷудоти заминро ба манфиати онҳо офарида аст.

وَإِذْ قَالَ رَبُّكَ لِلْمَلَٰٓئِكَةِ إِنِّى جَاعِلٌ فِى ٱلْأَرْضِ خَلِيفَةً ۖ قَالُوٓا۟
أَتَجْعَلُ فِيهَا مَن يُفْسِدُ فِيهَا وَيَسْفِكُ ٱلدِّمَآءَ وَنَحْنُ نُسَبِّحُ
بِحَمْدِكَ وَنُقَدِّسُ لَكَ ۖ قَالَ إِنِّىٓ أَعْلَمُ مَا لَا تَعْلَمُونَ ﴿٣٠﴾ وَعَلَّمَ
ءَادَمَ ٱلْأَسْمَآءَ كُلَّهَا ثُمَّ عَرَضَهُمْ عَلَى ٱلْمَلَٰٓئِكَةِ فَقَالَ
أَنۢبِـُٔونِى بِأَسْمَآءِ هَٰٓؤُلَآءِ إِن كُنتُمْ صَٰدِقِينَ ﴿٣١﴾ قَالُوا۟ سُبْحَٰنَكَ
لَا عِلْمَ لَنَآ إِلَّا مَا عَلَّمْتَنَآ ۖ إِنَّكَ أَنتَ ٱلْعَلِيمُ ٱلْحَكِيمُ ﴿٣٢﴾ قَالَ يَٰٓـَٔادَمُ
أَنۢبِئْهُم بِأَسْمَآئِهِمْ ۖ فَلَمَّآ أَنۢبَأَهُم بِأَسْمَآئِهِمْ قَالَ أَلَمْ أَقُل
لَّكُمْ إِنِّىٓ أَعْلَمُ غَيْبَ ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلْأَرْضِ وَأَعْلَمُ مَا تُبْدُونَ
وَمَا كُنتُمْ تَكْتُمُونَ ﴿٣٣﴾ وَإِذْ قُلْنَا لِلْمَلَٰٓئِكَةِ ٱسْجُدُوا۟ لِءَادَمَ
فَسَجَدُوٓا۟ إِلَّآ إِبْلِيسَ أَبَىٰ وَٱسْتَكْبَرَ وَكَانَ مِنَ ٱلْكَٰفِرِينَ ﴿٣٤﴾ وَقُلْنَا
يَٰٓـَٔادَمُ ٱسْكُنْ أَنتَ وَزَوْجُكَ ٱلْجَنَّةَ وَكُلَا مِنْهَا رَغَدًا حَيْثُ
شِئْتُمَا وَلَا تَقْرَبَا هَٰذِهِ ٱلشَّجَرَةَ فَتَكُونَا مِنَ ٱلظَّٰلِمِينَ ﴿٣٥﴾ فَأَزَلَّهُمَا
ٱلشَّيْطَٰنُ عَنْهَا فَأَخْرَجَهُمَا مِمَّا كَانَا فِيهِ ۖ وَقُلْنَا ٱهْبِطُوا۟ بَعْضُكُمْ
لِبَعْضٍ عَدُوٌّ ۖ وَلَكُمْ فِى ٱلْأَرْضِ مُسْتَقَرٌّ وَمَتَٰعٌ إِلَىٰ حِينٍ ﴿٣٦﴾ فَتَلَقَّىٰٓ
ءَادَمُ مِن رَّبِّهِۦ كَلِمَٰتٍ فَتَابَ عَلَيْهِ ۚ إِنَّهُۥ هُوَ ٱلتَّوَّابُ ٱلرَّحِيمُ ﴿٣٧﴾



(30) Аллоҳ (ч) дар ин оят оиди он чи ба фариштагон гуфта аст, хабар дода мегӯяд: “**Ва ёд кун он замонеро ро, ки Парвардигорат ба фариштагон гуфт: “Ҳамоно Ман дар замин насли инсонро меофарам, ки баъзе ҷонишини баъзеи дигар мешаванд, то заминро бар асоси итоати Худо обод кунанд.**”” Пас, фариштагон бо мақсади фаҳмидани асли матлаб ва талаби раҳнамоӣ аз Парвардигори хеш ҳикмати ҷонишин гардонидани насли башарро, ки оқибат дар замин фасодкорӣ мекунанд ва золимона хун мерезанд, пурсида гуфтанд: “**Оё дар замин касеро халқ мекунӣ, ки дар он ба фасод даст мезанад ва хуни ноҳақ мерезад, ҳол он ки мо аҳли тоатат ҳастем, Туро ҳамд гуфта, ба покӣ мехонем ва Туро дорои азамату ҷалолу камол донista, инро эътироф мекунем. Аз иҷрои ибодат ва итоатат кӯтоҳӣ ва сустӣ наменамоем.**” Аллоҳ (ч) дар посухи онҳо гуфт: “**Ҳамоно Ман аз офаридан ва ҷонишини якдигар қарор додани онҳо ҳикматҳои зиёдеро медонам, ки шумо онро намедонед.**”

(31) Аллоҳ (ч) барои баёни мақоми Одам (а) номҳо, лафзҳо ва маъноҳои тамоми чиз, аз қабили ҳайвонот ва мавҷудоти беҷонро ба ӯ таълим дод. Сипас, он ашёро ба фариштагон пешкаш намуда гуфт: “**Агар шумо дар даъвои он ки гӯё аз ин махлуқи навпайдо иззат ва фазилати бештар доред, ростгӯ бошед, пас, ба Ман номҳои ин ашёро хабар диҳед.**”

(32) Фариштагон ба кӯтоҳии хеш эътироф карда, фазилатро ба Парвардигор нисбат доданд ва гуфтанд: “**Парвардигоро, мо ба ҳукм ва қонунат эътироз надорем ва Туро ба азамат ва покӣ ёд мекунем. Мо ғайр аз он чизе, ки Ту донишашро бароямон рӯзӣ намудаӣ, ҳеҷ чизро намедонем. Бегуфтугӯ, Ту Донандаи Ҳаким мебошӣ, чизе аз Ту махфӣ намемонад, ҳар ҳукм ва қонунатро дар ҷои муносиби он мегузорӣ.**”

(33) Ин ҳангом Худо ба Одам (а) гуфт: “**Фариш-тагонро аз номҳои он чизҳо бохабар бисоз.**” Пас, чун Одам (а) тибқи таълимоти Худо номҳои ашёро ба фариштагон хабар дод, Аллоҳ (ч) ба фариштагон гуфт: “**Оё ба шумо нагуфтам, ки Ман бегумон он чи дар осмонҳо ва замин пӯшида аст, медонам ва он чиро аз ҳолатҳои хеш ошкор ва он чиро дар замиратон пинҳон месозед, медонам.**”

(34) Худованд дар ин оят мегӯяд: “**Ва ёд кун замонеро, ки Мо ба фариштагон дастур дода гуфтем**: “**Дар назди Одам (а) саҷдаи эҳтиром ва арҷгузорӣ кунед.**” Пас, фариштагон ҳамагӣ ба иҷрои амри Худо шитофтанд ва саҷда намуданд, магар Иблис, ки аз ҷумлаи ҷинҳо буда, ҳамчун эътироз ба амри Худо ва бо кибру ғурур аз саҷда кардан сарпечӣ намуд ва бо ин кори хеш аз тоифаи кофирон гардид.

(35) Ва Мо гуфтем: “**Эй Одам, ҳамроҳи ҳамсарат Ҳавво дар ҷаннат сукунат намо ва дар ҳар ҷои он хоҳед, ба таври фаровону гуворо бихӯред, инҷо ҳеҷ чиз айши шуморо талх намегардонад ва аз наздик шудан ба ин дарахте, ки аз истеъмоли он манъ шудаед, дурӣ биҷӯед, зеро дар сурати иҷро накардани амри Худо аз ҷумлаи золимон мегардед.**”

(36) Пас, Шайтон ҳамеша Одаму ҳамсараш Ҳавворо васваса мекард ва маъсиятро барояшон ороиш медод. Билохира онҳоро ба сабаби истеъмол аз дарахти мамнӯъ гирифтори лағжиш ва хато гардонид. Пас, Худо ҳамчун муҷозот Одаму Ҳавворо аз ҷаннате, ки дар он қарор доштанд, берун сохт ва Худованд ба онҳо ва Шайтон гуфт: “**Аз ҷаннат ба сӯи замин, дар ҳоле ки баъзеи шумо бо баъзеи дигар душман ҳастед, фуруд оед ва шуморо дар замин то замони поён ёфтани мӯҳлати зиндагӣ ва барпошавии қиёмат ҳаққи сукунат, бақо ва баҳра бурдан аз неъматҳои он аст.**”

(37) Пас, Одам (а) калимотеро, ки Худо ба сӯяш андохта, бараяш илҳом намуда буд, то бо истифода аз он дуо кунад, фаро гирифт ва тибқи он амал намуд. Он калимоти дар ояти бисту сеюми сураи “**Аъроф**” омада чунин аст: “**Одам ва ҳамсараш Ҳавво гуфтанд**: “**Парвардигоро, мо бар ҷони хештан ситам намудем ва агар Ту гуноҳони моро наомурзӣ ва мавриди раҳмати Худ қарорамон надиҳӣ, бегумон аз ҷумлаи зиёнкорон мегардем.**” Баъд аз гуфтани ин калимот Парвардигор тавбаи ӯро пазируфт ва аз лағжишаш даргузашт. Зеро яқинан Ӯ дар ҳаққи бандагонаш бисёр Тавбапазиру бағоят Меҳрубон аст.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1. Вақте ҳукм ва ҳикмати илоҳӣ дар мавриди баъзе офаридаҳо барои бандаи боимон пӯшида монад, дар чунин ҳолат таслим гаштан ба Худо фарз аст;
2. Қуръони маҷид ҷойгоҳи донишро баланд бардошта, онро сабаби бартарӣ миёни бандагон қарор дода аст;
3. Кибру ғурур асли маъсиятҳо ва асоси ҳама гуна балоҳоест, ки халоиқ дучори он мегарданд. Нахустин маъсият кибр аст.




قُلْنَا ٱهْبِطُوا۟ مِنْهَا جَمِيعًا ۖ فَإِمَّا يَأْتِيَنَّكُم مِّنِّى هُدًى فَمَن تَبِعَ
هُدَاىَ فَلَا خَوْفٌ عَلَيْهِمْ وَلَا هُمْ يَحْزَنُونَ ٣٨ وَٱلَّذِينَ كَفَرُوا۟
وَكَذَّبُوا۟ بِـَٔايَـٰتِنَآ أُو۟لَـٰٓئِكَ أَصْحَـٰبُ ٱلنَّارِ ۖ هُمْ فِيهَا خَـٰلِدُونَ ٣٩
يَـٰبَنِىٓ إِسْرَٰٓءِيلَ ٱذْكُرُوا۟ نِعْمَتِىَ ٱلَّتِىٓ أَنْعَمْتُ عَلَيْكُمْ وَأَوْفُوا۟ بِعَهْدِىٓ
أُوفِ بِعَهْدِكُمْ وَإِيَّـٰىَ فَٱرْهَبُونِ ٤٠ وَءَامِنُوا۟ بِمَآ أَنزَلْتُ مُصَدِّقًا
لِّمَا مَعَكُمْ وَلَا تَكُونُوٓا۟ أَوَّلَ كَافِرٍۭ بِهِۦ ۖ وَلَا تَشْتَرُوا۟ بِـَٔايَـٰتِى
ثَمَنًا قَلِيلًا وَإِيَّـٰىَ فَٱتَّقُونِ ٤١ وَلَا تَلْبِسُوا۟ ٱلْحَقَّ بِٱلْبَـٰطِلِ وَتَكْتُمُوا۟
ٱلْحَقَّ وَأَنتُمْ تَعْلَمُونَ ٤٢ وَأَقِيمُوا۟ ٱلصَّلَوٰةَ وَءَاتُوا۟ ٱلزَّكَوٰةَ
نصف الحزب ١ وَٱرْكَعُوا۟ مَعَ ٱلرَّٰكِعِينَ ٤٣ ۞ أَتَأْمُرُونَ ٱلنَّاسَ بِٱلْبِرِّ
وَتَنسَوْنَ أَنفُسَكُمْ وَأَنتُمْ تَتْلُونَ ٱلْكِتَـٰبَ ۚ أَفَلَا تَعْقِلُونَ ٤٤
وَٱسْتَعِينُوا۟ بِٱلصَّبْرِ وَٱلصَّلَوٰةِ ۚ وَإِنَّهَا لَكَبِيرَةٌ إِلَّا عَلَى ٱلْخَـٰشِعِينَ
٤٥ ٱلَّذِينَ يَظُنُّونَ أَنَّهُم مُّلَـٰقُوا۟ رَبِّهِمْ وَأَنَّهُمْ إِلَيْهِ رَٰجِعُونَ ٤٦
يَـٰبَنِىٓ إِسْرَٰٓءِيلَ ٱذْكُرُوا۟ نِعْمَتِىَ ٱلَّتِىٓ أَنْعَمْتُ عَلَيْكُمْ وَأَنِّى فَضَّلْتُكُمْ
عَلَى ٱلْعَـٰلَمِينَ ٤٧ وَٱتَّقُوا۟ يَوْمًا لَّا تَجْزِى نَفْسٌ عَن نَّفْسٍ شَيْـًٔا
وَلَا يُقْبَلُ مِنْهَا شَفَـٰعَةٌ وَلَا يُؤْخَذُ مِنْهَا عَدْلٌ وَلَا هُمْ يُنصَرُونَ ٤٨



38 Мо ба онҳо гуфтем: “**Ҳамагӣ аз ҷаннат ба замин фуруд оед. Баъд аз ин агар бароятон тавассути паёмбаронамон раҳнамоӣ ояд, пас, ҳар ки аз он пайравӣ намуда, ба фиристодагони Ман имон орад, пас, онҳоро дар охират тарсе нест ва онҳо барои он чи дар дунё аз даст додаанд, андӯҳгин намешаванд.**

39 **Ва аммо касоне, ки кофир шудаанд ва оятҳои Моро такзиб кардаанд, ин гурӯҳ ҳамдамони дӯзаханд. Онҳо дар онҷо абадӣ мемонанд.**”

40 Эй фарзандони Яъқуби Набӣ! Неъматҳои пай дар паямро, ки ба шумо инъом кардаам, ба хотир оварда, шукри онро ба ҷо биёред ва бар аҳди бо Ман бастаатон аз имон овардан ба Ману паёмбаронам ва амал бо Шариат вафо намоед. Агар шумо бар аҳди хеш вафо кунед, Ман низ бар аҳди ба шумо додаам, ки дар дунё зиндагони босаодат ва адар охират подоши нек насибатон мегардад, вафо мекунам. Ва танҳо аз Ман биҳаросед ва аҳдатонро нашиканед.

41 Ва ба Қуръоне, ки ба Муҳаммад (с) нозил кардаам, дар ҳоле ки ба фармудаҳои Тавроти таҳрифногашта оиди тавҳид ва нубуввати Паёмбари охирзамон мувофиқ аст, имон оред ва аз он ки нахустин гурӯҳи ба Қуръон кофиршуда бошед, бипарҳезед ва оятҳои Маро дар ивази маблағи андак аз ҷоҳу мансаб иваз накунед ва аз ғазабу уқубатам битарсед.

42 Ва ҳақиқатеро, ки ба паёмбаронам фуруд овардаам бо дурӯғҳои бофтаатон омехта насозед ва ҳақиқати Китобҳоятонро дар бораи сифатҳои Муҳаммад (с) пинҳон накунед ва ҳол он ки шумо ҳақ будани ӯро медонед.

43 Ва намозро бо фарзҳо, воҷибҳо ва суннатҳои он ба сурати мукаммал адо намоед ва закоти молҳои додаи Худоро бипардозед ва дар баробари Худо бо рукӯъкунандагон аз умматони Муҳаммад (с) рукӯъ намоед.[1]

44 Чӣ қадар зишт аст, ки шумо дигаронро ба имон ва амали нек амр мекунед ва худро фаромӯш карда, аз иҷрои он рӯй мегардонед, ҳол он ки шумо Таврот мехонед ва дар бобати пайравӣ аз дини Ҳақ таоло ва тасдиқи паёмбаронаш амри Ӯро медонед. Пас, оё аз ақлҳои худ истифода намебаред?!

45 Ва дар тамоми ҳолатҳои динӣ ва дунявии хеш аз сабр ва намоз, ки шуморо ба Худо наздик месозад, мадад биҷӯед. Худованд ба шумо кӯмак мерасонад, ҳифзатон мекунад ва зарари бароятон расидаро бартараф менамояд. Ва ҳамоно намоз амали машаққатовар ва гарон аст, магар барои бандагони дар муқобили Парвардигорашон фурӯтан.

46 Зеро бандагони фурӯтан яқин доранд, ки онҳо рӯзи қиёмат назди Парвардигорашон рафта, бо Ӯ мулоқот мекунанд ва саранҷом ба сӯи Ӯ бармегарданд, то ҷазои аъмолашонро ба даст оранд.

47 Эй фарзандони Яъқуби Набӣ! Неъмати динӣ ва дунявии барои шумо инъом кардаи Маро, ба ёд оред ва ба ёд оред, ки Ман шуморо ба воситаи нубувват ва салтанат бар аҳли замонатон бартарӣ додам.

48 Ва худро бо анҷоми дастуроти Худо аз уқубати рӯзи қиёмат нигоҳ доред. Қиёмат рӯзест, ки дар он касе чизеро аз каси дигар дур карда наметавонад ва дар он рӯз шафоати ҳеҷ кас бо бартараф намудани зарар ё ҷалб сохтани манфиат ба ҷуз бо рухсати Худо пазируфта намешавад ва аз касе баҳои озодӣ агарчи он ба андозаи тамоми тилои рӯи замин ҳам бошад, қабул намегардад ва онҳо дар он рӯз ёвароне надоранд. Вақте рӯзи растохез шафоат фоида набахшад, баҳои озодӣ пазируфта нашавад ва ёваре набошад, пас аз азоби илоҳӣ куҷо ҷои гурез аст?!

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1. Амр кардани шахси дигар ба имон ва кори нек, аммо фаромӯш сохтани хештан бузургтарин нишонаи маҳрум мондан аз тавфиқи Худост;
2. Сабру намоз аз бузургтарин василаҳое мебошанд, ки дар ҳама корҳо ба банда кӯмак мерасонанд;
3. Рӯзи охират шафоати касе азоби Худоро дур намесозад, ғайри амали шоиста ҳеҷ чиз ба банда фоида намерасонад ва баҳои озодӣ аз дӯзах пазируфта намешавад.

1. Мурод аз рукӯъ адои намоз аст. Ихтисоси калимаи **рукӯъ** ба хотири он аст, ки яҳудиҳо намозашон аз рукӯъ холӣ аст. (**Мутарчим**)

49 Ва эй фарзандони Яъқуби Набӣ! Он замонеро ёд кунед, ки Мо шуморо аз ситами пайравони Фиръавн наҷот додем, онҳо ба шумо азобҳои гуногунро мечашониданд, писаронатонро забҳ мекарданд, то аз шумо насл боқӣ намонад ва духтаронатонро зинда мегузоштанд, то дар оянда барояшон хидматгор шаванд. Онҳо ин аъмоли бадро ба мақсади иҳонат ва хору зор гардонидани шумо анҷом медоданд. Ва дар наҷот додани шумо аз зери ситами Фиръавн ва пайравонаш аз ҷониби Парвардигоратон озмоиши бузурге буд, то дар бадали ҳамаи ин лутфу эҳсонҳо шукри Ӯро ба ҷо оред.

50 Ва баъзе аз неъматҳои дигарамонро ба ёд оред, ки Мо барои шумо дарёро дуним намуда, онро роҳи хушкигарди қобили ҳаракат гардонидем, пас, шуморо наҷот додем ва душманатон Фиръавнро бо пайравонаш дар пеши чашматон, дар ҳоле ки ба онҳо нигоҳ мекардед, дар дарё ғарқ сохтем.

51 Ва аз ин неъматҳо ваъдаи ба Мӯсо додаи Моро, ки чил шабу рӯз ба муноҷот мепардозад, ба ёд оред. Мақсад аз ваъда додани Мӯсо ба муноҷоти чил шабонарӯз он буд, ки дар ин муддат фуруд овардани Тавроти равшангару раҳнамо ба итмом бирасад. Сипас, шумо баъд аз рафтани Мӯсо, гӯсолапарастӣ кардед, дар ҳоле ки шумо бо ин амали бадатон золим будед.




52 Сипас, баъди тавба аз гуноҳатон даргузаштем ва шуморо дар ҳол муҷозот накардем, то бо тоату ибодат шукри Моро ба ҷо оред.

53 Ва инчунин он неъматеро ёд кунед, ки Мо ба Мӯсо Тавроти ҷудосозандаи ҳақиқат аз ботил ва ҳидоят аз гумроҳиро ато намудем, шояд шумо бо истифода аз он ба сӯи ҳақиқат роҳ меёбед.

54 Ва аз ҷумла ба ёд оред, ки Аллоҳ (ҷ) шуморо барои тавба аз амали гӯсолапарастӣ комёб гардонид. Он гоҳ, ки Мӯсо (а) ба шумо гуфт: “**Эй қавми ман, ҳамоно шумо бо маъбуд қарор додани гӯсола дар ҳаққи хеш ситам кардаед. Пас, ба сӯи Офаридгор ва Пайдосозандаи хеш тавба намоед ва тавбаи шумо ба ин тартиб бошад, ки баъзеатон баъзеи дигарро бикушад. Ин шеваи тавба барои шумо аз фурӯ рафтан дар куфре, ки боиси дар дӯзах абадӣ монданатон мегардад, беҳтар аст.**” Шумо бо тавфиқ ва мадади Парвардигор ин корро кардед. Баъд аз ин Аллоҳ (ҷ) тавбаи шуморо пазируфт. Зеро Ӯ дар ҳаққи бандагонаш бегумон бағоят Тавбапазири Меҳрубон аст.

55 Ва он замонеро ёд кунед, ки падаронатон аз худ ҷасорат нишон доданд ва ба Мӯсо (а) гуфтанд: “**Ҳаргиз ба Ту имон намеорем, то вақте ки Худоро ошкор мушоҳида кунем.**” Пас, шуморо оташи сӯзанда фаро гирифта, ҳалок гардонид ва ҳол он ки баъзеатон ба баъзеи дигар нигоҳ мекардед.

56 Сипас, Мо шуморо баъд аз маргатон зинда сохтем, то шукри эҳсонҳои Моро ба ҷо оред.

57 Ва аз ҷумлаи неъматҳои Мо бар шумо он аст, ки вақте дар замин саргардон шудед, абрҳоро фиристодем, то шуморо аз ҳарорати хуршед соябонӣ кунад ва бар шумо аз неъматҳои хеш нӯшобаи монанди асал ширин ва паррандаи хурди монанди бедона хуштамъ фуруд овардем ва гуфтем: “**Аз неъматҳои поке, ки бароятон рӯзӣ намудаем, бихӯред.**” Ва онҳо бо инкор ва носипосии ин неъматҳо аз Мо чизеро кам накардаанд, валекин бо ноқис намудани ҳиссаашон аз савоб ва дар маърази уқубат қарор додани худ бар ҷони хеш ситам мекарданд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1. Худованд ба Фарзандони Яъқуби Набӣ неъматҳои зиёд ва бузург ато намуд, вале бо ин вуҷуд кибру якравии онҳо бештар гардид;
2. Бурдборӣ ва раҳмати Парвардигор дар ҳаққи бандагон агарчи гуноҳони онҳо бузург ҳам бошад, бағоят васеъ аст;
3. Пайғоми Худо ҳақро аз ботил ҷудо месозад.

وَإِذۡ قُلۡنَا ٱدۡخُلُواْ هَٰذِهِ ٱلۡقَرۡيَةَ فَكُلُواْ مِنۡهَا حَيۡثُ شِئۡتُمۡ
رَغَدٗا وَٱدۡخُلُواْ ٱلۡبَابَ سُجَّدٗا وَقُولُواْ حِطَّةٞ نَّغۡفِرۡ لَكُمۡ
خَطَٰيَٰكُمۡۚ وَسَنَزِيدُ ٱلۡمُحۡسِنِينَ ٥٨ فَبَدَّلَ ٱلَّذِينَ
ظَلَمُواْ قَوۡلًا غَيۡرَ ٱلَّذِي قِيلَ لَهُمۡ فَأَنزَلۡنَا عَلَى ٱلَّذِينَ ظَلَمُواْ
رِجۡزٗا مِّنَ ٱلسَّمَآءِ بِمَا كَانُواْ يَفۡسُقُونَ ٥٩ ۞ وَإِذِ ٱسۡتَسۡقَىٰ
مُوسَىٰ لِقَوۡمِهِۦ فَقُلۡنَا ٱضۡرِب بِّعَصَاكَ ٱلۡحَجَرَۖ فَٱنفَجَرَتۡ
مِنۡهُ ٱثۡنَتَا عَشۡرَةَ عَيۡنٗاۖ قَدۡ عَلِمَ كُلُّ أُنَاسٖ مَّشۡرَبَهُمۡۖ كُلُواْ
وَٱشۡرَبُواْ مِن رِّزۡقِ ٱللَّهِ وَلَا تَعۡثَوۡاْ فِي ٱلۡأَرۡضِ مُفۡسِدِينَ ٦٠
وَإِذۡ قُلۡتُمۡ يَٰمُوسَىٰ لَن نَّصۡبِرَ عَلَىٰ طَعَامٖ وَٰحِدٖ فَٱدۡعُ لَنَا
رَبَّكَ يُخۡرِجۡ لَنَا مِمَّا تُنۢبِتُ ٱلۡأَرۡضُ مِنۢ بَقۡلِهَا وَقِثَّآئِهَا
وَفُومِهَا وَعَدَسِهَا وَبَصَلِهَاۖ قَالَ أَتَسۡتَبۡدِلُونَ ٱلَّذِي هُوَ
أَدۡنَىٰ بِٱلَّذِي هُوَ خَيۡرٌۚ ٱهۡبِطُواْ مِصۡرٗا فَإِنَّ لَكُم مَّا سَأَلۡتُمۡۗ
وَضُرِبَتۡ عَلَيۡهِمُ ٱلذِّلَّةُ وَٱلۡمَسۡكَنَةُ وَبَآءُو بِغَضَبٖ مِّنَ
ٱللَّهِۗ ذَٰلِكَ بِأَنَّهُمۡ كَانُواْ يَكۡفُرُونَ بِـَٔايَٰتِ ٱللَّهِ وَيَقۡتُلُونَ
ٱلنَّبِيِّـۧنَ بِغَيۡرِ ٱلۡحَقِّۗ ذَٰلِكَ بِمَا عَصَواْ وَّكَانُواْ يَعۡتَدُونَ ٦١



58 Ва аз ҷумлаи неъматҳои илоҳӣ замонеро ба ёд оред, ки Мо ба шумо гуфтем: “**Вориди Байт-ул-мақдис шавед ва аз ҳар ҷо хоҳед, аз рӯзиҳои поки он фаровону гуворо бихӯред ва ҳангоми воридшавӣ дар ҳолати рукӯъ ва изҳори фурӯтанӣ ба Худо бошед ва аз Ҳақ таоло дархост намоед, ки “Худовандо, гуноҳони моро маҳв бисоз”, Мо дархостатонро мепазирем ва аҷри некӯкоронро афзун мегардонем.**”

59 Пас, золимони онҳо амалу қавли гуфтаамонро иваз намуданд. Ба сарзамини Байт-ул-мақдис бар мақъадҳояшон хазида-хазида ворид шуданд ва ба ҷои дархости мағфирати гуноҳ бо тамасхур ба фармони Парвардигор “**Донаи хӯшаи ҷав**” гуфтанд.[1] Пас, Мо барои муҷозоти ин ҷамоаи ситамкор ба сабаби аз доираи шаръ берун шудан ва хилофи фармон амал карданашон аз осмон азоб фуруд овардем.

60 Ва аз неъматҳои илоҳӣ он ҳолатеро ба ёд оред, ки шумо дар водии саргардонӣ қарор доштед ва дучори ташнагии шадид гардида будед, пас, Мӯсо ба сӯи Парвардигораш рӯй оварда, бо илтиҷо талаб кард, то Худо шуморо сероб гардонад. Баъд аз ин Мо ба вай амр намудем, ки бо асои дасташ сангро бизанад. Пас, чун Мӯсо сангро зад, ба адади қабилаҳои шумо аз он санг дувоздаҳ чашма фаввора зада об берун шуд. Мо барои нӯшидани ҳар қабила макони махсусашро баён сохтем, то дар миёнатон низоъ пайдо нашавад ва ба шумо гуфтем: “**Аз рӯзии Парвардигор, ки онро бидуни ранҷ кашиданатон ба шумо омода сохта аст, бихӯред ва бинӯшед ва дар замин ба фасодкорӣ талош наварзед.**”

61 Ва замонеро ба ёд оред, ки нисбати неъмати Парвардигоратон носипосӣ намуда, аз истеъмоли нӯшобаи монанди асал ширин ва паррандаи хурди шабеҳи бедона лазиз малол шуда гуфтед: “**Ҳаргиз ба як навъи таом сабр намекунем.**” Пас, аз Мӯсо (а) талаб кардед, то аз Парвардигораш бихоҳад, ки бароятон аз набототи замин аз тараҳову сабзавоташ ва бодирингаш ва гандумаш ва наскаш ва пиёзаш берун созад. Мӯсо (а) ин талаби шуморо инкор карда гуфт: “**Оё нӯшобаи монанди асал ширин ва паррандаи хурди монанди бедона хушмаззаи беҳтарро бо чизи пасттари камарзиштар иваз мекунед, дар ҳоле ки ин неъматҳо бидуни ранҷ бароятон меоянд?! Аз инҷо ба ҳар деҳаи дигар фуруд оед, пас, дар зироатгоҳҳо ва бозорҳои он ҳар чиро талаб кардед, меёбед.**” Ва чун Фарзандони Яъқуби Набӣ аз хостаҳои нафси хеш пайравӣ намуда, аз он чи Худо барояшон ихтиёр карда буд, пайваста рӯй гардониданд, хориву расвоӣ ва тангдастиву бадбахтӣ домангирашон гардид ва бо хашми Худо баргаштанд. Ин зиллату расвоӣ ва хашми Худо ба сабаби он буд, ки онҳо оятҳои Худоро инкор мекарданд ва паёмбаронро золимона мекуштанд. Иллати ҳамаи ин дар он аст, ки онҳо ба Худованд исён варзида ва пайваста марзҳоро поймол менамуданд.

## Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1. Ҳар ки бо фармудаҳои Шариат бозӣ карда, онро дигаргун месозад, ба яҳудиҳо шабоҳат дорад ва бегумон дучори уқубати Худо мегардад;
2. Аллоҳ таоло дар ҳаққи Фарзандони Яъқуби Набӣ лутфу эҳсони зиёд мекард, вале онҳо бо вуҷуди ин фазлу карам носипосӣ ва якравӣ намуда, аз дини Ӯ рӯй мегардонданд;
3. Баъзе аз шумиҳои маъсият ва гузаштан аз ҳудуди Парвардигор он аст, ки шахс дучори хориву расвоӣ гашта, душманон алайҳи вай дастболо мешаванд.

1. Худо ба яҳудиҳо амр кард, ки “**Ҳиттатун-Гуноҳонамонро маҳв бисоз**” бигӯянд, аммо онҳо бо тамасхур “**Ҳинтатун-Донаи хӯшаи ҷав**” аст. (**Мутарҷим**)

إِنَّ ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ وَٱلَّذِينَ هَادُواْ وَٱلنَّصَٰرَىٰ وَٱلصَّٰبِـِٔينَ مَنْ
ءَامَنَ بِٱللَّهِ وَٱلْيَوْمِ ٱلْأٓخِرِ وَعَمِلَ صَٰلِحًا فَلَهُمْ أَجْرُهُمْ عِندَ
رَبِّهِمْ وَلَا خَوْفٌ عَلَيْهِمْ وَلَا هُمْ يَحْزَنُونَ ﴿٦٢﴾ وَإِذْ أَخَذْنَا
مِيثَٰقَكُمْ وَرَفَعْنَا فَوْقَكُمُ ٱلطُّورَ خُذُواْ مَآ ءَاتَيْنَٰكُم
بِقُوَّةٍ وَٱذْكُرُواْ مَا فِيهِ لَعَلَّكُمْ تَتَّقُونَ ﴿٦٣﴾ ثُمَّ تَوَلَّيْتُم
مِّنۢ بَعْدِ ذَٰلِكَ ۖ فَلَوْلَا فَضْلُ ٱللَّهِ عَلَيْكُمْ وَرَحْمَتُهُۥ لَكُنتُم مِّنَ
ٱلْخَٰسِرِينَ ﴿٦٤﴾ وَلَقَدْ عَلِمْتُمُ ٱلَّذِينَ ٱعْتَدَوْاْ مِنكُمْ فِى ٱلسَّبْتِ
فَقُلْنَا لَهُمْ كُونُواْ قِرَدَةً خَٰسِـِٔينَ ﴿٦٥﴾ فَجَعَلْنَٰهَا نَكَٰلًا لِّمَا
بَيْنَ يَدَيْهَا وَمَا خَلْفَهَا وَمَوْعِظَةً لِّلْمُتَّقِينَ ﴿٦٦﴾ وَإِذْ قَالَ
مُوسَىٰ لِقَوْمِهِۦٓ إِنَّ ٱللَّهَ يَأْمُرُكُمْ أَن تَذْبَحُواْ بَقَرَةً ۖ قَالُوٓاْ
أَتَتَّخِذُنَا هُزُوًا ۖ قَالَ أَعُوذُ بِٱللَّهِ أَنْ أَكُونَ مِنَ ٱلْجَٰهِلِينَ
﴿٦٧﴾ قَالُواْ ٱدْعُ لَنَا رَبَّكَ يُبَيِّن لَّنَا مَا هِىَ ۚ قَالَ إِنَّهُۥ يَقُولُ إِنَّهَا
بَقَرَةٌ لَّا فَارِضٌ وَلَا بِكْرٌ عَوَانٌۢ بَيْنَ ذَٰلِكَ ۖ فَٱفْعَلُواْ مَا
تُؤْمَرُونَ ﴿٦٨﴾ قَالُواْ ٱدْعُ لَنَا رَبَّكَ يُبَيِّن لَّنَا مَا لَوْنُهَا ۚ قَالَ إِنَّهُۥ
يَقُولُ إِنَّهَا بَقَرَةٌ صَفْرَآءُ فَاقِعٌ لَّوْنُهَا تَسُرُّ ٱلنَّٰظِرِينَ ﴿٦٩﴾



(62) Ҳамоно мӯъминони ин уммат ва инчунин мӯъминони умматҳои пеш аз биъсати Паёмбар (с) гузашта аз яҳуду насоро ва сабаиҳо (**тоифае аз пайравони баъзе паёмбарони собиқ**), он касоне, ки дар онҳо имон ба Худо ва рӯзи охират таҳаққуқ ёфта аст ва амали шоиста анҷом додаанд, пас, подоши ин гурӯҳ назди Парвардигорашон аст ва бар онҳо аз он чи рӯзи қиёмат рух медиҳад, тарсе нест ва онҳо барои он чи дар дунё аз даст додаанд, ғамгин намешаванд.

(63) Ва он паймони мустаҳкамеро, ки дар бораи имон ба Худо ва паёмбаронаш аз шумо гирифтем, ёд кунед ва кӯҳро ба хотири аз паймоншиканӣ тарсонидан болои саратон бардошта, шуморо амр намудем, ки Тавроти бароятон нозилкардаи Моро бо ҷиддияту талош ва бидуни сустиву танбалӣ бигиред ва он чи дар ин Китоб мавҷуд аст, онро аз худ кунед ва дар бораaш биандешед, шояд шумо бо иҷрои ин амал аз азоби Парвардигор дар амон бимонед.

(64) Сипас, шумо баъд аз ин паймони устувори гирифтаи Мо рӯй гардонидед ва нофармонӣ кардед. Пас, агар фазли Парвардигор нисбат ба шумо бо даргу-заштан аз гуноҳонатон ва раҳмати Ӯ бо пазируфтани тавбаатон намебуд, ҳатман аз сабаби нофармонӣ ва рӯй гардонидан аз ҷумлаи зиёнкорон мегаштед.

(65) Ва шумо яқинан хабари гузаштагонатон-ро, ки марзҳои Худоро зери по намуданд, донистед. Онҳо бо шикор кардан дар рӯзи шанбе, ки он рӯз ин амал барояшон ҳаром буд, аз марзи Худо гузашта, бо вуҷуди мамнӯъ будани он як рӯз қабл аз шанбе шастҳоро насб сохтанд ва рӯзи якшанбе моҳӣ гирифтанд. Ба ҳамин сабаб, Мо ба ин ҳилагарон ҳамчун ҷазои амалашон гуфтем: “**Ба бӯзинаҳои залили рондагашта табдил шавед.**”

(66) Пас, Мо аҳли ин деҳаи таҷовузкорро барои деҳаҳои ҳамҷивори он ва барои касоне, ки баъд аз онҳо меоянд, мояи ибрат қарор додем, то монанди онҳо амал накунанд, зеро дар сурати такрори кирдори эшон дучори азоб мешаванд. Ва инчунин аҳли ин деҳаи марзшиканро барои парзезкороне, ки аз уқубати илоҳӣ ва интиқомгирии Ӯ аз марзшиканон метарсанд, мояи панд гардонидем.

(67) Ва аз хабари гузаштагонатон ҳодисаи миёни онҳо ва Мӯсо (а) рухдодаро ба ёд оред. Он гоҳ, ки Мӯсо (а) ба аҷдоди шумо хабар дод, ки Худо онҳоро ба забҳи гове амр карда аст. Аммо онҳо ба ҷои он ки зудтар фармони илоҳиро ба ҷо оранд, бо якравӣ гуфтанд: “**Оё моро масхара мекунӣ?**” Мӯсо (а) дар посух гуфт: “**Аз он ки аз ҷумлаи бандагоне бошам, ки дар ҳаққи Худо дурӯғ мегӯянд ва мардумро масхара мекунанд, ба Худо паноҳ мебарам.**”

(68) Онҳо ба Мӯсо (а) гуфтанд: “**Ба хотири мо**[1] **аз Парвардигорат бихоҳ, то бароямон сифати говеро, ки моро ба забҳи он амр карда аст, баён кунад.**” Мӯсо (а) гуфт: “**Худо мегӯяд**: “**Ҳамоно он гов на солхӯрда аст ва на наврасида, балки дар ҳадди миёна аст. Пас, ба иҷрои амри Парвардигоратон бишитобед.**”

(69) Фарзандони Яъқуби Набӣ якравӣ ва ҷидоли хешро идома дода, ба Мӯсо (а) гуфтанд: “**Ба хотири мо аз Парвардигорат бихоҳ, то бароямон ранги онро баён созад.**” Мӯсо (а) дар посухи онҳо гуфт: “**Ҳамоно Худо мегӯяд**: “**Яқинан ранги гов сахт зарди хушранг аст. Ҳар бинандаро ба ҳайрат меорад.**”

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1. Ҳукме, ки дар ояти 62-и ин сураи муборака зикр шуд, ба ҳолати қабл аз биъсати Паёмбари Худо (с) марбут мебошад, аммо баъд аз биъсати Он Ҳазрат (с) ягона ойини писандидаи Худо Ислом буда, Ҳақ таоло ғайри онро намепазирад. Чунончи дар ояти 85-и сураи “**Оли Имрон**” мегӯяд: “**Ва ҳар ки ғайри Ислом дигар динро биҷӯяд, пас, ҳеҷ гоҳ аз ӯ пазируфта намешавад...**”;
2. Гоҳо Худо уқубати баъзеи гуноҳонро дар ҳамин дунё қабл аз охират меорад, то барои мардум панд бошад ва аз нофармонӣ парҳез намоянд;
3. Ҳар ки дар мавридҳое, ки Шариат осон мегирад, бар хештан фишор меорад, гоҳо мубталои сахтгирӣ мегардад.

1. Дар тарҷумаи пешоянди “**лом**” аз тафсири Имом Алӯсӣ (р) истифода шуда аст. (**Мутарҷим**)


الجُزْءُ الأَوَّلُ — سُورَةُ البَقَرَةِ

قَالُواْ ٱدۡعُ لَنَا رَبَّكَ يُبَيِّن لَّنَا مَا هِيَ إِنَّ ٱلۡبَقَرَ تَشَٰبَهَ عَلَيۡنَا وَإِنَّآ
إِن شَآءَ ٱللَّهُ لَمُهۡتَدُونَ ٧٠ قَالَ إِنَّهُۥ يَقُولُ إِنَّهَا بَقَرَةٞ لَّا ذَلُولٞ
تُثِيرُ ٱلۡأَرۡضَ وَلَا تَسۡقِي ٱلۡحَرۡثَ مُسَلَّمَةٞ لَّا شِيَةَ فِيهَاۚ قَالُواْ
ٱلۡـَٰٔنَ جِئۡتَ بِٱلۡحَقِّۚ فَذَبَحُوهَا وَمَا كَادُواْ يَفۡعَلُونَ ٧١ وَإِذۡ
قَتَلۡتُمۡ نَفۡسٗا فَٱدَّٰرَٰٔتُمۡ فِيهَاۖ وَٱللَّهُ مُخۡرِجٞ مَّا كُنتُمۡ تَكۡتُمُونَ
٧٢ فَقُلۡنَا ٱضۡرِبُوهُ بِبَعۡضِهَاۚ كَذَٰلِكَ يُحۡيِ ٱللَّهُ ٱلۡمَوۡتَىٰ وَيُرِيكُمۡ
ءَايَٰتِهِۦ لَعَلَّكُمۡ تَعۡقِلُونَ ٧٣ ثُمَّ قَسَتۡ قُلُوبُكُم مِّنۢ بَعۡدِ ذَٰلِكَ
فَهِيَ كَٱلۡحِجَارَةِ أَوۡ أَشَدُّ قَسۡوَةٗۚ وَإِنَّ مِنَ ٱلۡحِجَارَةِ لَمَا يَتَفَجَّرُ
مِنۡهُ ٱلۡأَنۡهَٰرُۚ وَإِنَّ مِنۡهَا لَمَا يَشَّقَّقُ فَيَخۡرُجُ مِنۡهُ ٱلۡمَآءُۚ وَإِنَّ
مِنۡهَا لَمَا يَهۡبِطُ مِنۡ خَشۡيَةِ ٱللَّهِۗ وَمَا ٱللَّهُ بِغَٰفِلٍ عَمَّا تَعۡمَلُونَ
٧٤ ۞ أَفَتَطۡمَعُونَ أَن يُؤۡمِنُواْ لَكُمۡ وَقَدۡ كَانَ فَرِيقٞ مِّنۡهُمۡ
يَسۡمَعُونَ كَلَٰمَ ٱللَّهِ ثُمَّ يُحَرِّفُونَهُۥ مِنۢ بَعۡدِ مَا عَقَلُوهُ وَهُمۡ
يَعۡلَمُونَ ٧٥ وَإِذَا لَقُواْ ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ قَالُوٓاْ ءَامَنَّا وَإِذَا
خَلَا بَعۡضُهُمۡ إِلَىٰ بَعۡضٖ قَالُوٓاْ أَتُحَدِّثُونَهُم بِمَا فَتَحَ ٱللَّهُ
عَلَيۡكُمۡ لِيُحَآجُّوكُم بِهِۦ عِندَ رَبِّكُمۡۚ أَفَلَا تَعۡقِلُونَ ٧٦

١١

(70) Сипас, Фарзандони Яъқуби Набӣ ба якравии хеш идома дода гуфтанд: “**Ба хотири мо аз Парвардигорат бихоҳ, то бароямон баъзе аз сифатҳои дигари он говро баён созад. Зеро бо сифатҳои гуфтаат гов зиёд буда, бароямон омехта гашта ва мо онро ҷудо карда наметавонем. Ва мо бо таъкид мегӯем, ки агар Худо хоҳад, ба пайдо намудани гови мавриди назар роҳ меёбем.**”

(71) Мӯсо (а) дар ҷавоб гуфт: “**Ҳамоно Худо мегӯяд**: “**Яқинан яке аз сифатҳои дигари гов ин аст, ки он барои амал дар кишту кор ва обёрии замини зироат ром нест, аз ҳамаи айбҳо солим аст, дар он ба ҷуз ранги зард ҳеҷ ранге вуҷуд надорад.**” Фарзандони Яъқуби Набӣ баъди шунидани ин сифатҳо гуфтанд: “**Инак васфи дақиқеро, ки он говро ба пуррагӣ мушаххас месозад, баён намудӣ.**” Пас, он говро баъд аз он ки қариб бо якравӣ ва баҳси бемаврид аз забҳаш худдорӣ менамуданд, забҳ карданд.

(72) Ва замони рухдодеро ёд кунед, ки аз миёни худ якеро куштед, пас бо якдигар ихтилоф намудед ва ҳар кас худро дониста, он ҷинояти кушторро бар уҳдаи дигарон ҳавола месохт. Ва Худо ҳодисаи қатли шахси бегуноҳро, ки онро пинҳон мекардед, ошкор кунонид.

(73) Пас, Мо ба шумо гуфтем: “**Бо як қитъаи гове, ки ба забҳи он амр шудаед, шахси кушташударо бизанед.**” Зеро Худо бегумон ӯро зинда месо-зад ва ӯ дар бораи қотилаш хабар медиҳад. Онҳо ин корро анҷом доданд ва мақтул зинда шуда, қотилашро ошкор кард. Худо рӯзи қиёмат монанди зинда гардонидани ин майит мурдагонро зинда мегардонад ва бароятон далелҳои равшани нишондиҳандаи қудрати Хешро нишон медиҳад, шояд он далелҳоро бифаҳмед ва ба Ӯ имони воқеӣ оред.

(74) Сипас қалби шумо баъд аз ин насиҳатҳои таъсирбахш ва мӯъҷизаҳои ошкор дар сахтӣ монанди санг, балки аз санг низ сахттар гардид. Қалби шумо аз ин ҳолат ҳеҷ гоҳ тағйир намеёбад, вале сангҳо тағйир меёбанд. Пас, бегумон аз баъзе сангҳо дарёҳо фаввора мезанад ва баъзеи сангҳо пора-пора мешавад ва аз он чашмаҳои ҷорӣ берун меояд, мардум ва чаҳорпоён аз оби он суд мебаранд ва баъзеи сангҳо аз тарси Худо аз болои кӯҳҳои баланд меафтад. Ва Худо аз он корҳое, ки анҷом медиҳед, ғофил нест, балки онро медонад ва ҳатман шуморо барои кардаҳоятон подош хоҳад дод.

(75) Эй мӯъминон! Баъд аз он ки бо ҳақиқати ҳолати яҳудиҳо ва якравиашон ошно гаштед, оё умед доред, ки онҳо имон меоранд ва даъвататонро мепазиранд?! Ва ҳол он ки гурӯҳе аз донишмандонашон каломи Худоро дар Таврот мешуниданд, сипас баъди фаҳм ва шинохт лафзу маънои онро тағйир медоданд, дар ҳоле ки онҳо бузургии ин гуноҳашонро медонистанд.

(76) Аз ҷумлаи корҳои зидду нақиз ва дасисаи яҳудиҳо он аст, ки вақте баъзеи онҳо бо мӯъминон рӯбарӯ шаванд, дар назди аҳли имон ростқавлии Паёмбар Муҳаммад (с) ва дурустии рисолаташро иқрор мекунанд. Таврот низ бар дурустии рисолаташ шаҳодат медиҳад. Валекин чун баъзеи яҳудиҳо бо баъзеи дигар хилват кунанд, дар байни худ якдигарро ба сабаби ин эътирофҳо сарзаниш намуда мегӯянд: “**Оё он чиро Худо дар Таврот оиди васфи Муҳаммад бароятон баён сохта аст, ба мусалмонон хабар медиҳед, то онҳо аз эътирофатон истифода намуда, дар рӯзи охират назди Парвардигоратон бар муқобилатон ҳуҷҷат оранд ва маҳкуматон кунанд?! Оё ақлатонро ба кор намедароред?!**”

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1. Қалби баъзе бандагон аз санг сахттар буда, дар баробари панду андарз нарм намегардад;
2. Агар қалб ба Парвардигор таслим нашавад, ҳуҷҷат бо вуҷуди бузургии он фоида намерасонад;
3. Оятҳои карима хубси ботинии яҳудиҳоро ошкор месозад, ки онҳо сифатҳои якравӣ, дасисабозӣ ва бозӣ қарор додани динро насл андар насл ба мерос бурдаанд.


سُورَةُ البَقَرَةِ الجُزْءُ الأَوَّلُ

أَوَلَا يَعْلَمُونَ أَنَّ ٱللَّهَ يَعْلَمُ مَا يُسِرُّونَ وَمَا يُعْلِنُونَ ٧٧
وَمِنْهُمْ أُمِّيُّونَ لَا يَعْلَمُونَ ٱلْكِتَٰبَ إِلَّآ أَمَانِىَّ وَإِنْ هُمْ
إِلَّا يَظُنُّونَ ٧٨ فَوَيْلٌ لِّلَّذِينَ يَكْتُبُونَ ٱلْكِتَٰبَ بِأَيْدِيهِمْ
ثُمَّ يَقُولُونَ هَٰذَا مِنْ عِندِ ٱللَّهِ لِيَشْتَرُوا۟ بِهِۦ ثَمَنًا قَلِيلًا
فَوَيْلٌ لَّهُم مِّمَّا كَتَبَتْ أَيْدِيهِمْ وَوَيْلٌ لَّهُم مِّمَّا يَكْسِبُونَ
٧٩ وَقَالُوا۟ لَن تَمَسَّنَا ٱلنَّارُ إِلَّآ أَيَّامًا مَّعْدُودَةً قُلْ
أَتَّخَذْتُمْ عِندَ ٱللَّهِ عَهْدًا فَلَن يُخْلِفَ ٱللَّهُ عَهْدَهُۥٓ أَمْ
تَقُولُونَ عَلَى ٱللَّهِ مَا لَا تَعْلَمُونَ ٨٠ بَلَىٰ مَن كَسَبَ سَيِّئَةً
وَأَحَٰطَتْ بِهِۦ خَطِيٓـَٔتُهُۥ فَأُو۟لَٰٓئِكَ أَصْحَٰبُ ٱلنَّارِ هُمْ
فِيهَا خَٰلِدُونَ ٨١ وَٱلَّذِينَ ءَامَنُوا۟ وَعَمِلُوا۟ ٱلصَّٰلِحَٰتِ
أُو۟لَٰٓئِكَ أَصْحَٰبُ ٱلْجَنَّةِ هُمْ فِيهَا خَٰلِدُونَ ٨٢ وَإِذْ أَخَذْنَا
مِيثَٰقَ بَنِىٓ إِسْرَٰٓءِيلَ لَا تَعْبُدُونَ إِلَّا ٱللَّهَ وَبِٱلْوَٰلِدَيْنِ
إِحْسَانًا وَذِى ٱلْقُرْبَىٰ وَٱلْيَتَٰمَىٰ وَٱلْمَسَٰكِينِ وَقُولُوا۟
لِلنَّاسِ حُسْنًا وَأَقِيمُوا۟ ٱلصَّلَوٰةَ وَءَاتُوا۟ ٱلزَّكَوٰةَ ثُمَّ
تَوَلَّيْتُمْ إِلَّا قَلِيلًا مِّنكُمْ وَأَنتُم مُّعْرِضُونَ ٨٣

١٢

77 Ин ҷамоаи яҳуд дар ин роҳи бад гом мебардоранд ва гӯё онҳо ғофиланд, ки Худо гуфтору кирдореро, ки пинҳон ва ошкор месозанд, медонад ва оқибат бо ошкор кардани он шармандаашон мегардонад.

78 Ва аз яҳудиҳо гурӯҳе ҳастанд, ки аз Таврот танҳо тиловаташро медонанд ва аз далолати он огоҳ нестанд ва ҷуз дурӯғҳои аз пешвоёни хеш гирифтаашон чизе надоранд ва онҳо ҳамин дурӯғҳоро аз Таврот меҳисобанд.

79 Пас, ҳалокат ва азоби шадид мунтазири ин гурӯҳест, ки бо дасти худ китоб менависанд, сипас бо дурӯғ "**Ин навишта аз назди Худост**" мегӯянд, то ҳақиқат ва пайравии роҳи ростро бо маблағи андаки дунё, ки аз молу мансаб иборат аст, иваз намоянд. Пас, онҳоро ба хотири бо дастонашон дар ҳаққи Худо дурӯғ навиштан ҳалокат ва азоби сахт аст ва онҳоро ба хотири аз рӯи ин навиштаҳои дурӯғ касб кардани молу мансаб ҳалокат ва азоби азим аст.

80 Ва Фарзандони Яъқуби Набӣ бо дурӯғу ғурур мегӯянд: "**Ҳаргиз оташи ҷаҳаннам ҷуз рӯзҳои бошумор ба мо намерасад ва ҳамагӣ чанд рӯз ба он ворид мешавем.**" Эй Паёмбар, ба ин тоифаи мағрури дурӯғгӯ бигӯ: "**Оё шумо барои ин даъвои хеш аз Худо ваъдаи устувор гирифтаед?! Агар аз Парвардигор ваъда гирифта бошед, Ӯ ҳеҷ гоҳ ба ваъдаи додааш хилоф намекунад. Ё шумо бо дурӯғ ва тӯҳмат чизе, ки намедонед, дар ҳаққи Худо мегӯед?!**"

81 Ҳақиқат он тавре нест, ки ин гурӯҳ мепиндоранд. Бале, ҳар ки амали бади куфрро анҷом диҳад ва гуноҳонаш ӯро аз ҳар ҷониб иҳота кунанд, ҳатман ин фирқа ҳамдамони дӯзаханд, онҳо дар онҷо абадӣ мемонанд.

82 Ва касоне, ки ба Аллоҳу Расул имон меоранд ва корҳои шоиста анҷом медиҳанд, подоши инҳо ворид шудан ба ҷаннат ва ҳамдамии он аст. Онҳо дар ҷаннат ҷовидон мемонанд.

83 Ва эй Фарзандони Яъқуби Набӣ! Он аҳди устувореро, ки Мо аз шумо гирифтаем, ба ёд оред. Паймони аз шумо гирифтаамон чунин буд, ки Худоро ба ягонагӣ ибодат карда, касеро ба Ӯ шарик насозед ва ба падару модар ва хешовандон ва ятимон ва мискинони мӯҳтоҷ некӣ намоед ва ба мардум сухани нек гӯед, онҳоро бо забони ширин амри маъруф ва наҳйи мункар кунед ва намозро чунончи фармон шудаед, ба сурати комил адо намоед ва закоти моли хешро бо сарф кардани он дар ҷойҳои сазовор бо ризомандӣ бипардозед. Сипас ба ғайр аз як гурӯҳи андакатон аз вафо намудан ба ин паймон рӯй гардонидед ва шумо одатан қавми рӯйгардон ҳастед.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1. Баъзе аз аҳли Китоб даъво доранд, ки дар бобати он чи Парвардигор фуруд оварда аст, соҳиби донишанд, аммо онҳо дар асл ҷуз ваҳму хаёлу ҷаҳолат чизеро намедонанд;
2. Бузургтарин шахс аз рӯи гуноҳ касест, ки дар ҳаққи Худову Расул (с) дурӯғ бофта, аз назди хеш чизеро ба онҳо нисбат медиҳад;
3. Бо вуҷуди он ки Худо аз яҳуд паймонҳои мустаҳкам гирифта, риояи онро ба шиддат таъкид карда аст, онҳо он паймонҳоро бештар инкор намуда, аз татбиқи он рӯй гардонидаанд.

وَإِذْ أَخَذْنَا مِيثَٰقَكُمْ لَا تَسْفِكُونَ دِمَآءَكُمْ وَلَا تُخْرِجُونَ
أَنفُسَكُم مِّن دِيَٰرِكُمْ ثُمَّ أَقْرَرْتُمْ وَأَنتُمْ تَشْهَدُونَ ٨٤
ثُمَّ أَنتُمْ هَٰٓؤُلَآءِ تَقْتُلُونَ أَنفُسَكُمْ وَتُخْرِجُونَ فَرِيقًا
مِّنكُم مِّن دِيَٰرِهِمْ تَظَٰهَرُونَ عَلَيْهِم بِٱلْإِثْمِ وَٱلْعُدْوَٰنِ
وَإِن يَأْتُوكُمْ أُسَٰرَىٰ تُفَٰدُوهُمْ وَهُوَ مُحَرَّمٌ عَلَيْكُمْ
إِخْرَاجُهُمْ ۚ أَفَتُؤْمِنُونَ بِبَعْضِ ٱلْكِتَٰبِ وَتَكْفُرُونَ بِبَعْضٍ ۚ
فَمَا جَزَآءُ مَن يَفْعَلُ ذَٰلِكَ مِنكُمْ إِلَّا خِزْيٌ فِى ٱلْحَيَوٰةِ
ٱلدُّنْيَا ۖ وَيَوْمَ ٱلْقِيَٰمَةِ يُرَدُّونَ إِلَىٰٓ أَشَدِّ ٱلْعَذَابِ ۗ وَمَا ٱللَّهُ
بِغَٰفِلٍ عَمَّا تَعْمَلُونَ ٨٥ أُو۟لَٰٓئِكَ ٱلَّذِينَ ٱشْتَرَوُا۟ ٱلْحَيَوٰةَ
ٱلدُّنْيَا بِٱلْءَاخِرَةِ ۖ فَلَا يُخَفَّفُ عَنْهُمُ ٱلْعَذَابُ وَلَا هُمْ يُنصَرُونَ
٨٦ وَلَقَدْ ءَاتَيْنَا مُوسَى ٱلْكِتَٰبَ وَقَفَّيْنَا مِنۢ بَعْدِهِۦ
بِٱلرُّسُلِ ۖ وَءَاتَيْنَا عِيسَى ٱبْنَ مَرْيَمَ ٱلْبَيِّنَٰتِ وَأَيَّدْنَٰهُ بِرُوحِ
ٱلْقُدُسِ ۗ أَفَكُلَّمَا جَآءَكُمْ رَسُولٌۢ بِمَا لَا تَهْوَىٰٓ أَنفُسُكُمُ
ٱسْتَكْبَرْتُمْ فَفَرِيقًا كَذَّبْتُمْ وَفَرِيقًا تَقْتُلُونَ ٨٧ وَقَالُوا۟ قُلُوبُنَا
غُلْفٌۢ ۚ بَلْ لَّعَنَهُمُ ٱللَّهُ بِكُفْرِهِمْ فَقَلِيلًا مَّا يُؤْمِنُونَ ٨٨



84 Ва он замонеро ёд кунед, ки Мо дар мавриди
ҷоиз набудани рехтани хуни якдигар ва нораво
будани хориҷ кардани ҳамдигар аз манзилҳои
хеш аз шумо паймони устувор гирифтем.
Сипас, ин паймонро пазируфтед ва ҳол он ки
шумо бар дурустии он гувоҳӣ медодед.
85 Сипас, шумо бо паймони бастаатон
мухолифат кардед. Пас, баъзеатон баъзеи
дигарро мекуштед ва гурӯҳеро аз манзил-
ҳояшон золимона берун мекардед, дар ин амал
аз душманон алайҳи якдигар кӯмак мехостед
ва муртакиби гуноҳу зулм мешудед. Ва чун
онҳо назди шумо дар дасти душманон
асирафтода меомаданд, барои аз банди асорат
раҳониданашон дар пардохти баҳои озодӣ
талош менамудед, ҳол он ки берун сохтани
онҳо аз диёрашон бар шумо ҳаром гардонида
шуда буд. Пас, шумо чигуна ба баъзеи аҳкоми
Таврот аз воҷиб будани пардохти баҳои озодии
асирон имон меоваред ва ба баъзеи аҳкоми
дигари он аз ҳаром будани якдигаркушӣ ва
манъи берун кардани ҳамдигар аз манзилҳои
хеш кофир мешавед?! Пас, муҷозоти касе, ки
ба баъзеи аҳкоми Худо имон оварда, ба баъзеи
он кофир мегардад, дар дунё ба ҷуз хорӣ ва
расвоӣ чизе нест ва дар рӯзи охират ин гуна
ашхос ба сӯи шадидтарин азоб баргардонида
мешаванд. Ва Худо аз он чи мекунед, ғофил нест, балки аз кулли аъмолатон огоҳӣ дошта,
ҳатман шуморо ба сазои кардаҳоятон хоҳад расонд.
86 Инҳо касонеанд, ки зиндагонии абадии охиратро бо дунёи фонӣ иваз карда, ҳаёти
фаношавандаро аз зиндагонии ҷовидона муқаддам гузоштаанд. Пас, рӯзи қиёмат азоб аз онҳо
сабук карда намешавад ва он рӯз мададрасоне нест, ки кӯмакашон расонад.
87 Ва ҳамоно Мо ба Мӯсо Тавротро додем ва ба дунболи вай паёмбаронро паёпай фиристодем
ва ба Исои писари Марям мӯъҷизаҳои равшани зинда сохтани мурдагон ва солим
гардонидани кӯри модарзоду мубталои марази махавро, ки инҳо ростқавлии ӯро исбот
менамуд, ато намудем ва бо Ҷабраили Рӯҳи муқаддас қувваташ бахшидем. Эй Фарзандони
Яъқуби Набӣ! Оё ҳар гоҳ паёмбаре аз назди Худо бароятон аҳкомеро, ки бо хоҳишоти нафси
шумо мувофиқат намекунад, биёрад, аз қабулаш кибр варзида, худро аз фиристодагони
Парвардигор болотар меҳисобед, пас як иддаро дурӯғгӯ мешуморед ва як иддаи дигарро ба
қатл мерасонед?!
88 Бегумон далели Бани Исроил дар тарки пайравӣ аз Паёмбари охирзамон (с) он буд, ки онҳо
гуфтанд: “**Ба дурустӣ ки қалбҳои мо пӯшида аст. Аз он чи мегӯӣ, чизе вориди дили мо
намешавад.**” Ҳолати яҳудиҳо чунончи даъво доранд, нест, балки Аллоҳ (ҷ) онҳоро ба сабаби
куфрашон аз раҳмати Худ ронда аст. Пас, онҳо имони андак меоранд. Танҳо ба баъзеи аҳкоми
илоҳӣ бовар мекунанд.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1. Имон овардан ба як қисми аҳкоми Худо ва кофир шудан ба қисми дигари он аз бузургтарин навъҳои куфр ба ҳисоб меравад. Зеро ин гуна шахс ҳавои нафсашро маъбуди хеш қарор дода аст;
2. Яҳудиҳо дар боби сифатҳои якравӣ, ҳавопарастӣ ва бозӣ қарор додани дини Худо ба болотарин қуллаи он расидаанд;
3. Фазлу раҳмати Худо дар ҳаққи бандагонаш зиёд мебошад. Аз ҳамин сабаб барои онҳо паёмбарон ва китобҳои зиёд фиристода аст;
4. Аллоҳ таоло касонеро, ки аз ҳидояти Ӯ рӯй гардонида, дар баробари дастуроташ якравӣ мекунанд, бо мӯҳр задан бар қалб ва аз раҳматаш рондан ҷазо медиҳад. Дигар ба сӯи ҳақиқат роҳ намеёбанд ва бо он амал карда наметавонанд.


سُورَةُ البَقَرَةِ الجُزْءُ الأَوَّلُ

وَلَمَّا جَآءَهُمۡ كِتَٰبٞ مِّنۡ عِندِ ٱللَّهِ مُصَدِّقٞ لِّمَا مَعَهُمۡ
وَكَانُواْ مِن قَبۡلُ يَسۡتَفۡتِحُونَ عَلَى ٱلَّذِينَ كَفَرُواْ فَلَمَّا
جَآءَهُم مَّا عَرَفُواْ كَفَرُواْ بِهِۦۚ فَلَعۡنَةُ ٱللَّهِ عَلَى ٱلۡكَٰفِرِينَ
٨٩ بِئۡسَمَا ٱشۡتَرَوۡاْ بِهِۦٓ أَنفُسَهُمۡ أَن يَكۡفُرُواْ بِمَآ أَنزَلَ ٱللَّهُ
بَغۡيًا أَن يُنَزِّلَ ٱللَّهُ مِن فَضۡلِهِۦ عَلَىٰ مَن يَشَآءُ مِنۡ عِبَادِهِۦۖ
فَبَآءُو بِغَضَبٍ عَلَىٰ غَضَبٖۚ وَلِلۡكَٰفِرِينَ عَذَابٞ مُّهِينٞ
٩٠ وَإِذَا قِيلَ لَهُمۡ ءَامِنُواْ بِمَآ أَنزَلَ ٱللَّهُ قَالُواْ نُؤۡمِنُ بِمَآ أُنزِلَ
عَلَيۡنَا وَيَكۡفُرُونَ بِمَا وَرَآءَهُۥ وَهُوَ ٱلۡحَقُّ مُصَدِّقٗا لِّمَا
مَعَهُمۡۗ قُلۡ فَلِمَ تَقۡتُلُونَ أَنۢبِيَآءَ ٱللَّهِ مِن قَبۡلُ إِن كُنتُم
مُّؤۡمِنِينَ ٩١ ۞وَلَقَدۡ جَآءَكُم مُّوسَىٰ بِٱلۡبَيِّنَٰتِ ثُمَّ
ٱتَّخَذۡتُمُ ٱلۡعِجۡلَ مِنۢ بَعۡدِهِۦ وَأَنتُمۡ ظَٰلِمُونَ ٩٢ وَإِذۡ
أَخَذۡنَا مِيثَٰقَكُمۡ وَرَفَعۡنَا فَوۡقَكُمُ ٱلطُّورَ خُذُواْ
مَآ ءَاتَيۡنَٰكُم بِقُوَّةٖ وَٱسۡمَعُواْۖ قَالُواْ سَمِعۡنَا وَعَصَيۡنَا
وَأُشۡرِبُواْ فِي قُلُوبِهِمُ ٱلۡعِجۡلَ بِكُفۡرِهِمۡۚ قُلۡ بِئۡسَمَا
يَأۡمُرُكُم بِهِۦٓ إِيمَٰنُكُمۡ إِن كُنتُم مُّؤۡمِنِينَ ٩٣

الحزب

١٤

89 Ва чун ба Бани Исроил аз сӯи Аллоҳ (ч) Қуръони карим, ки бо эътиқодоти Тавроту Инҷил мувофиқ буда, онро тасдиқ мекунад, омад ва онҳо қабл аз нузули он мегуфтанд: “**Вақте Паёмбари охирзамон ояд, ба вай имон оварда, аз раҳнамоиҳояш пайравӣ мекунем ва алайҳи мушрикон ғолиб гашта, пирӯзӣ насибамон мегардад.**”, пас чун Қуръон ва Муҳаммад (с) ба онҳо бо сифат ва ҳақиқати барояшон маълум омад, ба он кофир шуданд. Ба ҳамин сабаб,[1] лаънати Худо бод бар кофирон.

90 Ниҳоят зишт аст, ки онҳо саҳми хештанро аз имон овардан ба Худову Паёмбар (с) дар ивази куфр фурӯхта, ба хотири он ки Худо аз фазлаш Қуръонро бар Муҳаммад (с) фуруд оварда аст, ситам ва ҳасад варзида, ба Китоби фурудовардаи Худо кофир шуданд ва паёмбарони Ӯро дурӯғгӯй шумурданд. Пас ин тоифа аз сабаби инкори нубуввати Муҳаммад (с) ва қаблан бо ҷурми тағйир додани Таврот лоиқи ғазаб андар ғазаби Худо гаштанд. Ва рӯзи қиёмат барои касоне, ки дар дунё ба нубуввати Муҳаммад (с) кофир шудаанд, азоби хоркунанда аст.

91 Ва чун ба яҳудиҳо гуфта шавад: “**Ба он ҳақиқат ва ҳидояте, ки Худо ба Паёмбараш фиристода аст, имон оред**”, дар посух гӯянд: “**Мо ба он чи ба паёмбаронамон нозил карда шуда аст, имон меорем.**” Ва онҳо ба истиснои Китобҳои паёмбаронашон ба он чи ба Муҳаммад (с) фуруд омада аст, кофир мешаванд, ҳол он ки Қуръон Китоби барҳақ буда, Китобҳояшонро тасдиқ ва бо он мувофиқат мекунад. Агар онҳо дар ҳақиқат ба Китобҳои барояшон нозилшуда имон медоштанд, ба Қуръон низ имон меоварданд. Эй Паёмбар, дар ҷавоб бигӯ: “**Агар шумо воқеан ба ҳақиқати бароятон омада имон оварда бошед, пас, чаро қабл аз ин паёмбарони Худоро мекуштед?!**”

92 Ва бегумон Мӯсои паёмбаратон ба шумо мӯъҷизаҳои равшанеро овард, ки ба ростгӯиаш далолат мекард, сипас, шумо баъд аз рафтани Мӯсо ба ваъдагоҳи Парвардигораш гӯсоларо маъбуди хеш қарор дода, онро парастидед ва шумо бо ширк овардан ба Худо золим будед, зеро ибодатро дар ҷои номуносиб қарор додед.

93 Ва замонеро ба ёд оред, ки Мо аз шумо дар мавриди пайравии Мӯсо (а) ва пазируфтани дини овардааш паймони устувор гирифтем ва ба мақсади бим додан кӯҳро болои саратон бардоштем ва гуфтем: “**Тавроти ба шумо додаамонро бо ҷиддият ва талош бигиред ва онро барои пазируфтану таслим шудан бишнавед, дар акси сурат кӯҳро ба саратон меафканем.**” Шумо дар ҷавоб гуфтед: “**Бо гӯшҳоямон шунидем ва бо афъоламон нофармонӣ кардем.**” Ва ба сабаби куфр варзидан гӯсолапарастӣ дар қалбашон сахт ҷо гирифта буд. Эй Паёмбар, бигӯ: “**Агар мӯъмин бошед, пас он имоне, ки шуморо ба куфр дастур медиҳад, чӣ имони зиштест. Зеро куфр бо имони воқеӣ якҷо ҷамъ намешавад.**”

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1. Яҳудиҳо мардуми ҳасуданд. Барои он ки Паёмбари охирзамон (с) аз миёни онҳо мабъус нашуд, ҳасад онҳоро водор кард, то ба Худо кофир гашта, Қуръонро инкор кунанд;
2. Имони воқеӣ тақозо менамояд, ки шахс ба ҳамаи китобҳои осмонӣ ва паёмбарони Худо имон орад;
3. Рӯй гардонидан аз ҳақиқат ва ҳидоят баъди шинохтан ва барпо гаштани далелҳо аз бузургтарин навъҳои зулм аст;
4. Шикастани аҳду паймон одати яҳудиҳо буда, то имрӯз табиати онҳо ҳамин гуна боқӣ монда аст.

---

1. Имом Ибни Ошур (р) ҳарфи “ف”-ро ба маънои сабаб гуфта аст. (**Мутарҷим**)

قُلْ إِن كَانَتْ لَكُمُ ٱلدَّارُ ٱلْءَاخِرَةُ عِندَ ٱللَّهِ خَالِصَةً مِّن
دُونِ ٱلنَّاسِ فَتَمَنَّوُا۟ ٱلْمَوْتَ إِن كُنتُمْ صَٰدِقِينَ ٩٤ وَلَن
يَتَمَنَّوْهُ أَبَدًۢا بِمَا قَدَّمَتْ أَيْدِيهِمْ ۗ وَٱللَّهُ عَلِيمٌۢ بِٱلظَّٰلِمِينَ
٩٥ وَلَتَجِدَنَّهُمْ أَحْرَصَ ٱلنَّاسِ عَلَىٰ حَيَوٰةٍ وَمِنَ ٱلَّذِينَ أَشْرَكُوا۟ ۚ
يَوَدُّ أَحَدُهُمْ لَوْ يُعَمَّرُ أَلْفَ سَنَةٍ وَمَا هُوَ بِمُزَحْزِحِهِۦ مِنَ
ٱلْعَذَابِ أَن يُعَمَّرَ ۗ وَٱللَّهُ بَصِيرٌۢ بِمَا يَعْمَلُونَ ٩٦ قُلْ مَن
كَانَ عَدُوًّا لِّجِبْرِيلَ فَإِنَّهُۥ نَزَّلَهُۥ عَلَىٰ قَلْبِكَ بِإِذْنِ
ٱللَّهِ مُصَدِّقًا لِّمَا بَيْنَ يَدَيْهِ وَهُدًى وَبُشْرَىٰ لِلْمُؤْمِنِينَ
٩٧ مَن كَانَ عَدُوًّا لِّلَّهِ وَمَلَٰٓئِكَتِهِۦ وَرُسُلِهِۦ وَجِبْرِيلَ
وَمِيكَىٰلَ فَإِنَّ ٱللَّهَ عَدُوٌّ لِّلْكَٰفِرِينَ ٩٨ وَلَقَدْ أَنزَلْنَآ
إِلَيْكَ ءَايَٰتٍۭ بَيِّنَٰتٍ ۖ وَمَا يَكْفُرُ بِهَآ إِلَّا ٱلْفَٰسِقُونَ ٩٩
أَوَكُلَّمَا عَٰهَدُوا۟ عَهْدًا نَّبَذَهُۥ فَرِيقٌ مِّنْهُم ۚ بَلْ أَكْثَرُهُمْ
لَا يُؤْمِنُونَ ١٠٠ وَلَمَّا جَآءَهُمْ رَسُولٌ مِّنْ عِندِ ٱللَّهِ مُصَدِّقٌ
لِّمَا مَعَهُمْ نَبَذَ فَرِيقٌ مِّنَ ٱلَّذِينَ أُوتُوا۟ ٱلْكِتَٰبَ
كِتَٰبَ ٱللَّهِ وَرَآءَ ظُهُورِهِمْ كَأَنَّهُمْ لَا يَعْلَمُونَ ١٠١



94 Эй Паёмбар, бигӯ: “**Эй яҳудиҳо, агар дар сарои охират ҷаннат хос ба шумо тааллуқ дошта, дигар мардум вориди он нашаванд, агар шумо дар ин даъвои хеш содиқ ҳастед, пас, маргро таманно ва талаб намоед, то ҳар чи зудтар ба ин мақом ноил гашта, аз ранҷу азобҳои зиндагонии ин дунё раҳоӣ ёбед.**”

95 Ва онҳо ба сабаби ҷурмҳое, ки дар дунё аз куфр варзидан ба Худо, такзиб намудани паёмбарони Худо ва тағйир додани Китобҳои илоҳӣ анҷом додаанд, ҳаргиз маргро орзӯ намекунанд. Ва Худо кулли ситамкоронро медонад. Ҳатман ба ҳар кас мувофиқи амалаш подош хоҳад дод.

96 Ва эй Паёмбар, бегумон ту яҳудиҳоро барои зиндагонии дунё агарчи беарзиш ва фанопазир аст, ҳаристарин мардум меёбӣ, балки онҳо сарфи назар аз он ки аҳли Китоб буда, ба растохезу суоли қиёмат имон доранд, ба ҳаёти ин дунё аз мушрикони мункири растохезу суоли он рӯз ҳирси бештар доранд. Ҳар як нафари онҳо дӯст медорад, ки умраш ба ҳазор сол бирасад ва умраш ҳар қадар тӯлонӣ ҳам бошад, ӯро аз уқубат дур сохта наметавонад. Ва Худо аз аъмолашон огоҳ буда, онро мебинад. Чизе аз Ӯ пӯшида нест ва онҳоро ба сазои кирдорашон мерасонад.

97 Эй Паёмбар, ба яҳудиҳое, ки мегӯянд: “**Бегумон аз миёни фариштагон Ҷабраил душмани мост**”, бигӯ: “**Ҳар ки душмани Ҷабраил бошад, пас бешубҳа, ӯ фариштаест, ки Қуръонро бо рухсати Худо ба қалби ту фуруд оварда аст, ҳол он ки Қуръон тасдиқкунандаи Китобҳои гузашта ба мисли Тавроту Инҷил ва раҳнамо ба сӯи некӣ ва ба аҳли имон муждадиҳандаи неъматҳои омодасохтаи Худост. Ҳар ки бо соҳиби ин сифат ва амал душманӣ варзад, бегуфтугӯ, аз ҷумлаи золимон аст.**

98 **Ҳар ки душмани Аллоҳ (ҷ) ва фариштагон ва паёмбарон ва ба хусус душмани ду фариштаи муқарраби Худо, Ҷабраил ва Микоил бошад, пас, бешубҳа, Аллоҳ (ҷ) душмани кулли кофирон аст. Парвардигор бо ҳар ки душманӣ намояд, бегумон вай дучори зиёни ошкор гашта аст.**”

99 Ва эй Паёмбар, бешак, Мо ба сӯи ту нишонаҳои равшанеро фуруд овардем, ки дурустии нубувват ва пайғоматро исбот мекунад. Ва ба ин аломатҳои равшани нозилкардаи Мо танҳо бандагони аз дин хориҷ кофир мешаванд.

100 Аз ҷумлаи хислатҳои бади яҳудиҳо он аст, ки ҳар гоҳ аҳди устувор мебанданд /**имон овардан ба ахбори Таврот дар бораи нубуввати Паёмбар (с) аз ҷумлаи аҳди бастаи онҳост**/, гурӯҳе аз онҳо аҳдашонро мешиканад, балки ин ҷамоаи яҳуд ба он чи Худо фуруд оварда аст, имон надоранд. Зеро имони ҳақиқӣ соҳибашро ба вафодорӣ водор месозад.

101 Ва чун Муҳаммади фиристодаи Худо, ки тасдиқкунандаи дини онҳо буд, наздашон омад, дар ҳоле ки васфаш бо ахбори Таврот мувофиқат дошт, гурӯҳе аз эшон аз далолати Таврот рӯй гардониданд ва онро бо бепарвоӣ ба пушташон андохтанд. Ҳолати онҳо ба ҳолати ҷоҳиле шабоҳат дорад, ки аз ҳақ ва раҳнамоии он суд намебаранд ва ба он диққат намекунанд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1. Мӯъмини ҳақиқӣ ба неъматҳои дар охират омодакардаи Худо умед мебандад. Аз мулоқоти Худо хушҳол мебошад ва аз марг намеҳаросад;
2. Яҳудиҳо ба зиндагонии дунё агарчи беарзиш ва фаношаванда аст, бағоят ҳарисанд;
3. Ҳар ки бо дӯстони Худо душманӣ варзад, бо Худо душманӣ варзида аст;
4. Яҳудиҳо баъд аз он ки аз Китобҳои худ дар бораи дурустии нубуввати Паёмбари охирзамон (с) маърифат ҳосил намуданд, аз пазируфтани он рӯй гардониданд;
5. Ҳар ки аз донишаш суд набарад, ба нодонӣ тавсиф намуданаш дуруст аст. Зеро вай бо ин рафтори хеш ба шахси ҷоҳил монанд шуда аст.




(102) Ва чун онҳо дини Худоро канор гузоштанд, дар ивази он аз чизҳое пайравӣ намуданд, ки Шайтонҳо онро дар бораи салтанати паёмбар Сулаймон дурӯғ мебофтанд. Фарзандони Яъқуби Набӣ даъво мекарданд, ки салтанати Сулаймон бо роҳи ҷодугарӣ ба даст омада ва пояи он ба ҳамин восита мустаҳкам гашта аст. Ва Сулаймон чунончи яҳудиҳо даъво доранд, бо анҷоми ҷодугарӣ кофир нашуда аст, валекин Шайтонҳо кофир шудаанд, чунки онҳо ба мардум амали ҷодугариро таълим медиҳанд ва барои мардум он ҷодуеро, ки ба ду фариштаи бо номи Ҳоруту Морут дар шаҳри Бобули Ироқ барои озмоиши мардум фуруд оварда шуд, меомӯзанд. Ва ин ду фаришта ба касе ҷодуро намеомӯхтанд, то вақте ки ӯро ҳушдор дода мегуфтанд: "**Ба дурустӣ ки мо барои мардум василаи озмоиш ҳастем. Пас, бо омӯзиши ҷодугарӣ кофир машав.**" Ҳар ки насиҳати Ҳоруту Морутро напазируфт, аз онҳо ҷодугариро омӯхт. Аз ҷумла як навъ сеҳре буд, ки бо коштани тухми душманӣ миёни зану шавҳар онҳоро аз якдигар ҷудо мекард. Ва ин ҷодугарон ба касе ҷуз бо хост ва ризои Худо зарар оварда наметавонанд ва чизҳоеро меомӯзанд, ки ба онҳо зарар меорад ва ба онҳо фоида намеорад. Ва бегумон яҳудиҳо медонанд, ки ҳар ки Китоби Худоро бо ҷоду иваз намояд, дар охират саҳме надорад. Ва он чи хештанро дар ивази он фурӯхтанд, ниҳоят зишт аст, зеро пайғом ва шаръи Худоро бо ҷодугарӣ иваз намуданд. Агар онҳо медонистанд, ки ба онҳо чӣ суд мебахшад, ҳаргиз ба ин амал ва гумроҳии ошкор иқдом наменамуданд.

(103) Ва агар яҳудиҳо ба Худо имони ҳақиқӣ меоварданд ва бо анҷоми ибодату тарки маъсият парҳезкорӣ мекарданд, бегумон подоши абадии назди Худо аз он чи доранд, барояшон беҳтар буд. Агар инро медонистанд, ҳаргиз чизеро аз он пеш намегузоштанд.

(104) Худо дар ин ояти карима мӯъминонро ба интихоби алфози нек раҳнамоӣ карда мегӯяд: "**Эй мӯъминон, "Роъино" нагӯед ва "Унзурно" бигӯед ва дастуротро шунида, ба он амал кунед.**" Ва барои кофирон азоби дарднок аст.

Иллати манъ шудани мӯъминон аз корбурди таъбири мазкур он аст, ки яҳудиҳо бо истифода аз он Паёмбари Худоро мавриди хитоб қарор дода, маънои бадро ба назар мегирифтанд. Феъли фармоиши "**Роъи**" ба эътибори мақсади яҳудиҳо аз решаи вожаи "**руъунат**" ба маънои бехирадӣ гирифта шуда аст. Яъне, мақсади онҳо аз ҷумлаи мазкур "**Аҳволи моро риоя намо**" набуда, балки қасдашон "**бехирад**" хондани Он Ҳазрат (с) буд.

Худованд ба ҳамин сабаб мӯъминонро аз истифодаи он манъ намуда, амр кард, ки дар ивази он ҷумлаи "**Унзурно**", яъне "**Моро мунтазир бош, то гуфтаҳоятро бифаҳмем**"-ро истифода намоянд. Ин таъбир ба таври дуруст маънои зарурӣро ифода менамояд.

(105) Кофирон новобаста аз он ки аз аҳли Китоб ё мушриканд, дӯст намедоранд, ки бар шумо аз назди Парвардигоратон хайри каму зиёд фуруд оварда шавад. Ва Аллоҳ (ч) ҳар киро аз бандагонаш мехоҳад, бо раҳмати хеш аз нубуввват, пайғом ва имон хос мегардонад ва Аллоҳ (ч) соҳиби фазли бузург аст. Ҳар некие, ки ба бандагон мерасад, аз назди Ӯст. Фиристодани Паёмбарон ва нозил кардани Китобҳо аз ҷумлаи лутфу эҳсонҳои Аллоҳ (ч) аст.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1. Яҳудиҳо дар муомила бо паёмбарони Худо беадабӣ мекарданд. Онҳо аз ҷумла Сулаймон (а)-ро ба ҷодугарӣ тӯҳмат заданд, аммо Худо пок буданашро аз ин тӯҳмат баён намуд ва яҳудиҳоро ба дурӯғгӯӣ нисбат дод;
2. Ҷоду ҳақиқат дорад, дар ақлу ҷисм таъсир мегузорад ва шахси ҷодугар кофир буда, ҳукмаш қатл аст;
3. Дар мулки Парвардигор бидуни рухсати Ӯ ҳеҷ хайр ва шарре рух намедиҳад;
4. Пешгирии василаҳо барои дар кори мамнӯъ воқеъ нагаштан аз мақсадҳои Шариат аст. Ба ҳамин асос, парҳез намудан аз ҳар гуфтору кирдоре, ки эҳтимолан боиси фосид шудани корҳо мегардад, воҷиб мебошад;
5. Фазл дар дасти Худост. Ӯ ҳар киро хоҳад, аз хосони раҳмат ва ҳикмати Хеш мегардонад.

الحِزْب

۞ مَا نَنسَخْ مِنْ ءَايَةٍ أَوْ نُنسِهَا نَأْتِ بِخَيْرٍ مِّنْهَآ أَوْ مِثْلِهَآ ۗ
أَلَمْ تَعْلَمْ أَنَّ ٱللَّهَ عَلَىٰ كُلِّ شَىْءٍ قَدِيرٌ ١٠٦ أَلَمْ تَعْلَمْ أَنَّ
ٱللَّهَ لَهُۥ مُلْكُ ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلْأَرْضِ ۗ وَمَا لَكُم مِّن دُونِ
ٱللَّهِ مِن وَلِىٍّ وَلَا نَصِيرٍ ١٠٧ أَمْ تُرِيدُونَ أَن تَسْـَٔلُوا۟ رَسُولَكُمْ
كَمَا سُئِلَ مُوسَىٰ مِن قَبْلُ ۗ وَمَن يَتَبَدَّلِ ٱلْكُفْرَ بِٱلْإِيمَٰنِ
فَقَدْ ضَلَّ سَوَآءَ ٱلسَّبِيلِ ١٠٨ وَدَّ كَثِيرٌ مِّنْ أَهْلِ ٱلْكِتَٰبِ
لَوْ يَرُدُّونَكُم مِّنۢ بَعْدِ إِيمَٰنِكُمْ كُفَّارًا حَسَدًا
مِّنْ عِندِ أَنفُسِهِم مِّنۢ بَعْدِ مَا تَبَيَّنَ لَهُمُ ٱلْحَقُّ ۖ فَٱعْفُوا۟
وَٱصْفَحُوا۟ حَتَّىٰ يَأْتِىَ ٱللَّهُ بِأَمْرِهِۦٓ ۗ إِنَّ ٱللَّهَ عَلَىٰ كُلِّ شَىْءٍ
قَدِيرٌ ١٠٩ وَأَقِيمُوا۟ ٱلصَّلَوٰةَ وَءَاتُوا۟ ٱلزَّكَوٰةَ ۚ وَمَا تُقَدِّمُوا۟
لِأَنفُسِكُم مِّنْ خَيْرٍ تَجِدُوهُ عِندَ ٱللَّهِ ۗ إِنَّ ٱللَّهَ بِمَا تَعْمَلُونَ
بَصِيرٌ ١١٠ وَقَالُوا۟ لَن يَدْخُلَ ٱلْجَنَّةَ إِلَّا مَن كَانَ هُودًا
أَوْ نَصَٰرَىٰ ۗ تِلْكَ أَمَانِيُّهُمْ ۗ قُلْ هَاتُوا۟ بُرْهَٰنَكُمْ إِن كُنتُمْ
صَٰدِقِينَ ١١١ بَلَىٰ مَنْ أَسْلَمَ وَجْهَهُۥ لِلَّهِ وَهُوَ مُحْسِنٌ فَلَهُۥٓ
أَجْرُهُۥ عِندَ رَبِّهِۦ وَلَا خَوْفٌ عَلَيْهِمْ وَلَا هُمْ يَحْزَنُونَ ١١٢



(106) Худо дар ин оят баён карда аст, ки вақте Ӯ ҳукм ё лафзи оятеро аз Қуръон аз баён мебарад ё онро аз ёди бандагон фаромӯш месозад, дер ё зуд ҳукми дигареро, ки аз ҳукми қаблӣ судмандтар ё шабеҳи он аст, меорад. Ин бекор кунонидани ҳукм ё лафзи оятҳои Қуръон ба дониш ва ҳикмати Худо вобастагӣ дорад. Эй Паёмбар, ту медонӣ, ки бегумон Худо бар ҳама чиз Тавоно аст. Ҳар чиро хоҳад, анҷом медиҳад ва ҳар ҳукмеро хоҳад, содир мекунад.

(107) Эй Фиристодаи Мо, бегумон ту медонӣ, ки Аллоҳ (ч) молики осмонҳо ва замин аст. Ҳар чи хоҳад, ҳукм мекунад, бандагонашро ба ҳар чи хоҳад, амр ва аз ҳар чи хоҳад, манъ месозад, ҳар ҳукмеро хоҳад, муқаррар ва ҳар ҳукмеро хоҳад, мансух мегардонад. Ва Шумо баъд аз Худо корсоз ва мададрасоне надоред, ки корҳоятонро сарпарастӣ ва зарарро аз шумо дур намояд. Балки танҳо Аллоҳ (ч) Корсози тамоми ин корҳо ва ба анҷоми он Тавоно аст.

(108) Эй мӯъминон, дар шаъни шумо зебанда нест, ки бо эътироз ва якравӣ аз Паёмбаратон суол кунед, чунончи пеш аз ин қавми Мӯсо аз Паёмбарашон талаб карда гуфтанд: “**Ба мо Худоро ошкор ва бепарда нишон деҳ**.” Ва ҳар ки имонро бо куфр иваз намояд, пас, вай бегумон ҷодаи муътадили ростро гум карда аст.

(109) Бисёре аз яҳуду насоро ба сабаби ҳасади дар дилашон пинҳон орзӯ доранд, ки чунончи дар гузашта бутҳоро ибодат мекардед, баъд аз имон овардан шуморо дубора ба куфр баргардонанд. Инро баъд аз он орзӯ доранд, ки ҳақ будани дини овардаи Паёмбар (с) барояшон маълум аст. Пас, эй мӯъминон, кирдорҳои онҳоро афв намоед ва аз ҷаҳолат ва палидии ботинашон гузашт кунед, то он вақте ки ҳукми Худо дар бораашон биёяд. Ҳамоно Худо ба тамоми чиз Қодир аст. Ҳеҷ чиз Ӯро оҷиз сохта наметавонад.

Баъдан ҳукми Худо дар бораи онҳо содир гашт. Кофирон миёни Ислом, пардохти молиёт ба номи “**ҷизя**” ва қатл ихтиёр дода шуданд.

Баъд аз он ки Худо дар оятҳои қаблӣ мӯъминонро дар муқобили озори душманон ба сабр кардан амр намуд, дар оятҳои зерин онҳоро ба устуворӣ дар дин ва қавӣ гардонидани имон дастур дода гуфт:

(110) Намозро бо риояи фарзҳо, воҷибҳо ва суннатҳо ба сурати мукаммал барпо доред ва закоти молатонро ба ашхоси лоиқ бидиҳед. Ва ҳар чи аз амали шоиста дар зиндагӣ ба ҷо меоред ва онро қабл аз марг ба ҳайси тӯшаи охирати хеш мефиристед, рӯзи қиёмат назди Аллоҳ (ч) подоши онро меёбед. Он рӯз Ӯ ба шумо подоши сазовор медиҳад. Яқинан он чи анҷом медиҳед, Худо онро мебинад. Ҳар касро ба сазои амалаш мерасонад.

(111) Ва яҳуду насоро гуфтанд: “**Ҷаннат махсуси мо аст.**” Яҳудиҳо гуфтанд: “**Ҳаргиз ҷуз яҳудӣ касе вориди ҷаннат намешавад**” ва насрониҳо гуфтанд: “**Ҳаргиз ҷуз насронӣ касе вориди ҷаннат намешавад.**” Ин орзӯҳои ботилу хаёлҳои фосиди онҳост. Эй Паёмбар, дар радди даъвояшон бигӯ: “**Агар шумо дар даъвои хеш содиқед, пас, барои исботи он ҳуҷҷати хешро биёред.**”

(112) Ҳар кас Худоро холисона парастида, дар корҳояш танҳо ба Ӯ рӯй меорад ва илова бар тоати холисона бо пайравии Паёмбар (с) некӯкор аст, сарфи назар аз тоифааш вориди ҷаннат мешавад ва ӯро назди Парвардигораш подоши бузург аст ва ин тоифа аз ҳаводиси охират тарсе надоранд ва онҳо барои он чи дар дунё аз даст додаанд, ғамгин намешаванд.

Сифати мазкур баъди биъсати Паёмбар (с) ягона дар мусулмонон таҳаққуқ ёфтааст.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1. Ҳамаи кор дар дасти Худост. Ҳар ҳукмеро хоҳад, тағйир медиҳад ва ҳар ҳукмеро хоҳад, боқӣ мегузорад. Ин марбути илм ва ҳикмати Ӯст;

2. Бисёре аз аҳли Китоб ба уммати Муҳаммад (с) ҳасад мебаранд. Сабаби ҳасадашон он аст, ки Худо барои ин уммат хусусиятҳои имони воқеӣ ва пайравии Паёмбари охирзамон (с)-ро насиб карда аст. Ҳасади онҳо то ба ҳадде расида аст, ки орзӯи дубора кофир шудани мусулмононро доранд.

113 Ва яҳудиҳо гуфтанд: “**Насрониҳо дини саҳеҳ надоранд**” ва насрониҳо гуфтанд: “**Яҳудиҳо дини саҳеҳ надоранд**”, дар ҳоле ки ҳамагӣ Китобҳои ба онҳо фурудоварадаи Худоро тиловат мекунанд ва медонанд, ки Парвардигор онҳоро дар ин Китобҳо амр намуда аст, то бидуни ҷудосозӣ ба кулли паёмбарон имон биёранд. Онҳо дар ин амали хеш ба қавли мушриконе, ки аз Тавроту Инҷил бехабаранд, монандӣ доранд, чун мушрикон ҳамаи паёмбарон ва Китобҳои фиристодаи Худоро такзиб менамоянд. Пас, аз ҳамин сабаб, Худо рӯзи қиёмат бо ҳукми одилонаи ба бандагон хабар додааш, ки “**Ягона роҳи растагорӣ имон овардан ба тамоми аҳкоми Худо аст**”, дар байни ихтилофгарон оиди он чи ихтилоф меварзанд, қазоват мекунад.



وَقَالَتِ ٱلۡيَهُودُ لَيۡسَتِ ٱلنَّصَٰرَىٰ عَلَىٰ شَيۡءٖ وَقَالَتِ ٱلنَّصَٰرَىٰ
لَيۡسَتِ ٱلۡيَهُودُ عَلَىٰ شَيۡءٖ وَهُمۡ يَتۡلُونَ ٱلۡكِتَٰبَۗ كَذَٰلِكَ
قَالَ ٱلَّذِينَ لَا يَعۡلَمُونَ مِثۡلَ قَوۡلِهِمۡۚ فَٱللَّهُ يَحۡكُمُ بَيۡنَهُمۡ
يَوۡمَ ٱلۡقِيَٰمَةِ فِيمَا كَانُواْ فِيهِ يَخۡتَلِفُونَ ١١٣ وَمَنۡ أَظۡلَمُ مِمَّن
مَّنَعَ مَسَٰجِدَ ٱللَّهِ أَن يُذۡكَرَ فِيهَا ٱسۡمُهُۥ وَسَعَىٰ فِي خَرَابِهَآۚ
أُوْلَٰٓئِكَ مَا كَانَ لَهُمۡ أَن يَدۡخُلُوهَآ إِلَّا خَآئِفِينَۚ لَهُمۡ فِي
ٱلدُّنۡيَا خِزۡيٞ وَلَهُمۡ فِي ٱلۡأٓخِرَةِ عَذَابٌ عَظِيمٞ ١١٤ وَلِلَّهِ ٱلۡمَشۡرِقُ
وَٱلۡمَغۡرِبُۚ فَأَيۡنَمَا تُوَلُّواْ فَثَمَّ وَجۡهُ ٱللَّهِۚ إِنَّ ٱللَّهَ وَٰسِعٌ عَلِيمٞ ١١٥
وَقَالُواْ ٱتَّخَذَ ٱللَّهُ وَلَدٗاۗ سُبۡحَٰنَهُۥۖ بَل لَّهُۥ مَا فِي ٱلسَّمَٰوَٰتِ
وَٱلۡأَرۡضِۖ كُلّٞ لَّهُۥ قَٰنِتُونَ ١١٦ بَدِيعُ ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلۡأَرۡضِۖ
وَإِذَا قَضَىٰٓ أَمۡرٗا فَإِنَّمَا يَقُولُ لَهُۥ كُن فَيَكُونُ ١١٧ وَقَالَ
ٱلَّذِينَ لَا يَعۡلَمُونَ لَوۡلَا يُكَلِّمُنَا ٱللَّهُ أَوۡ تَأۡتِينَآ ءَايَةٞۗ
كَذَٰلِكَ قَالَ ٱلَّذِينَ مِن قَبۡلِهِم مِّثۡلَ قَوۡلِهِمۡۘ تَشَٰبَهَتۡ
قُلُوبُهُمۡۗ قَدۡ بَيَّنَّا ٱلۡأٓيَٰتِ لِقَوۡمٖ يُوقِنُونَ ١١٨ إِنَّآ أَرۡسَلۡنَٰكَ
بِٱلۡحَقِّ بَشِيرٗا وَنَذِيرٗاۖ وَلَا تُسۡـَٔلُ عَنۡ أَصۡحَٰبِ ٱلۡجَحِيمِ ١١٩


114 Золимтарин шахс онест, ки дар масоҷиди Худо ёди номи Ӯ, адои намоз, хондани Қуръонро манъ месозад ва аз роҳи вайронсозӣ ё манъи ёди Худо дар тахриби масоҷид талош менамояд. Ба ин тоифаи харобкор даромадани масоҷид сазовор нест, магар дар ҳолати тарсу ҳарос, зеро онҳо ба Худо куфр варзиданд ва мардумро аз рафтан ба хонаҳои Худо боз доштанд. Барояшон аз дасти мӯъминон дар дунё хорию расвоӣ ва дар охират азоби бузург аст.

115 Ва ҳукмфармоии машриқу мағриб ва ҳамаи мавҷудот танҳо аз Худо аст. Ба бандагонаш ҳар чи хоҳад, фармон медиҳад. Пас, ба ҳар самте рӯй оред, яқинан ба сӯи Худо рӯй овардаед. Агар Худо шуморо ба рӯй овардан сӯи Байт-ул-мақдис ё Каъба амр намояд ё дар ёфтани Каъба ба хато роҳ диҳед ё рӯй овардан ба сӯи Каъба бароятон душвор бошад, боке нест. Зеро кулли самтҳо ба Парвардигор тааллуқ доранд. Бешак, раҳмату осонгирии Худо паҳновари фарогир буда, мақсад ва корҳои бандагонро медонад.

116 Ва яҳуду насоро ва мушрикон мегӯянд: “**Худо барои Худ фарзанд гирифта аст.**” Худо аз ин тӯҳмат поку муқаддас аст. Зеро Ӯ аз бандагонаш бениёз мебошад. Касе фарзанд мегирад, ки ба он ниёз дорад. Балки салтанату моликияти ҳамаи мавҷудоти осмонҳо ва замин аз они Ӯст. Тамоми халоиқ банда ва мутеи Ӯ ҳастанд. Ҳар тавре хоҳад, бо онҳо муносибат мекунад.

117 Худо бидуни намунаи собиқ Ҳасткунандаи осмонҳову замин ва мавҷудоти миёни онҳо аст. Ва чун кореро муқаддар гардонида, пайдоиши онро ирода кунад, ба он “**Ҳаст шав**” мегӯяд, пас он тибқи иродаи Ӯ пайдо мешавад. Ҳеҷ кас ҳукмашро рад карда наметавонад.

118 Ва аҳли Китобу мушрикони нодон якравӣ намуда мегӯянд: “**Чаро Худо бо мо бевосита гап намезанад?! Ё чаро ба мо аломати махсуси ҳисшаванда намеояд?!**” Ва умматҳои такзибгари пеш аз ин тоифа гузашта агарчи замону маконашон аз инҳо фарқ дорад, ҳамин гапро гуфта буданд. Дилҳояшон ба ҳам шабеҳ аст. Мо бегумон оятҳои равшанамонро барои қавме баён намудем, ки чун ҳақиқат барояшон ошкор шавад, ба он яқин менамоянд, дар ин маврид дучори шубҳа намегарданд ва якравиашон онҳоро аз қабули он манъ намекунад.

119 Эй Паёмбар, яқинан Мо туро бо дини ростине фиристодаем, ки дар дурустиаш камтарин шубҳа вуҷуд надорад, то мӯъминонро ба ҷаннат башорат ва кофиронро аз дӯзах ҳушдор бидиҳӣ. Масъулияти ту танҳо таблиғи ошкор аст. Ва ҳеҷ гоҳ Худо туро аз аҳли оташи дӯзах, ки имон наовардаанд, намепурсад.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1. Куфр новобаста аз гуногунии аҳлу маконаш як ойин аст. Кофирон аз лиҳози бидуни дониш дар ҳаққи Худо гап задан ва куфр шабеҳи якдигаранд;
2. Гунаҳкортарин инсон касест, ки мардумро аз роҳи Худо ва кори хайр манъ мекунад;
3. Парвардигор аз доштани зану фарзанд пок мебошад, зеро Ӯ ба махлуқот ниёз надорад.

وَلَن تَرْضَىٰ عَنكَ ٱلْيَهُودُ وَلَا ٱلنَّصَٰرَىٰ حَتَّىٰ تَتَّبِعَ مِلَّتَهُمْ ۗ قُلْ
إِنَّ هُدَى ٱللَّهِ هُوَ ٱلْهُدَىٰ ۗ وَلَئِنِ ٱتَّبَعْتَ أَهْوَآءَهُم بَعْدَ ٱلَّذِى
جَآءَكَ مِنَ ٱلْعِلْمِ ۙ مَا لَكَ مِنَ ٱللَّهِ مِن وَلِىٍّ وَلَا نَصِيرٍ ﴿١٢٠﴾ ٱلَّذِينَ
ءَاتَيْنَٰهُمُ ٱلْكِتَٰبَ يَتْلُونَهُۥ حَقَّ تِلَاوَتِهِۦٓ أُو۟لَٰٓئِكَ يُؤْمِنُونَ بِهِۦ ۗ وَمَن
يَكْفُرْ بِهِۦ فَأُو۟لَٰٓئِكَ هُمُ ٱلْخَٰسِرُونَ ﴿١٢١﴾ يَٰبَنِىٓ إِسْرَٰٓءِيلَ ٱذْكُرُوا۟ نِعْمَتِىَ
ٱلَّتِىٓ أَنْعَمْتُ عَلَيْكُمْ وَأَنِّى فَضَّلْتُكُمْ عَلَى ٱلْعَٰلَمِينَ ﴿١٢٢﴾ وَٱتَّقُوا۟ يَوْمًا
لَّا تَجْزِى نَفْسٌ عَن نَّفْسٍ شَيْـًٔا وَلَا يُقْبَلُ مِنْهَا عَدْلٌ وَلَا تَنفَعُهَا
الحزب ٢ شَفَٰعَةٌ وَلَا هُمْ يُنصَرُونَ ﴿١٢٣﴾ ۞ وَإِذِ ٱبْتَلَىٰٓ إِبْرَٰهِۦمَ رَبُّهُۥ بِكَلِمَٰتٍ
فَأَتَمَّهُنَّ ۖ قَالَ إِنِّى جَاعِلُكَ لِلنَّاسِ إِمَامًا ۖ قَالَ وَمِن ذُرِّيَّتِى ۖ قَالَ
لَا يَنَالُ عَهْدِى ٱلظَّٰلِمِينَ ﴿١٢٤﴾ وَإِذْ جَعَلْنَا ٱلْبَيْتَ مَثَابَةً لِّلنَّاسِ
وَأَمْنًا وَٱتَّخِذُوا۟ مِن مَّقَامِ إِبْرَٰهِۦمَ مُصَلًّى ۖ وَعَهِدْنَآ إِلَىٰٓ إِبْرَٰهِۦمَ
وَإِسْمَٰعِيلَ أَن طَهِّرَا بَيْتِىَ لِلطَّآئِفِينَ وَٱلْعَٰكِفِينَ وَٱلرُّكَّعِ ٱلسُّجُودِ
﴿١٢٥﴾ وَإِذْ قَالَ إِبْرَٰهِۦمُ رَبِّ ٱجْعَلْ هَٰذَا بَلَدًا ءَامِنًا وَٱرْزُقْ أَهْلَهُۥ
مِنَ ٱلثَّمَرَٰتِ مَنْ ءَامَنَ مِنْهُم بِٱللَّهِ وَٱلْيَوْمِ ٱلْءَاخِرِ ۖ قَالَ وَمَن كَفَرَ
فَأُمَتِّعُهُۥ قَلِيلًا ثُمَّ أَضْطَرُّهُۥٓ إِلَىٰ عَذَابِ ٱلنَّارِ ۖ وَبِئْسَ ٱلْمَصِيرُ ﴿١٢٦﴾



(120) Аллоҳ (ч) дар ин ояти карима Паёмбар (с)-ро мавриди хитоб қарор дода, ӯро дар муносибат бо яҳуду насоро раҳнамоӣ ва барҳазар дошта мегӯяд:

Ва ҳаргиз яҳудиҳо ва насрониҳо аз ту розӣ намешаванд, то вақте ки Исломро тарк намуда, аз ойини онҳо пайравӣ намоӣ. Бигӯ: “**Бешак, ҳидояти Аллоҳ (ч), ки Ислом аст, ҳидояти воқеист, ғайри он ҷумлагӣ гумроҳии ошкор аст.**” Ва агар ту ё пайравонат баъд аз ҳақиқати ошкоре, ки бароят омада аст, тобеи хостаҳои яҳуду насоро шавед, ҳеҷ гоҳ аз назди Худо дӯстӣ ва нусратро намеёбед.

Ин оят баёнгари хатарнокии тарки ҳақиқат ва ҳамқадамӣ бо аҳли ботил аст.

(121) Аллоҳ (ч) дар ин оят оиди гурӯҳе аз аҳли Китоб хабар дода мегӯяд:

Мо ба ин гурӯҳ Китоб додем. Онҳо ба Китобҳои нозилшуда амал ва аз он ба таври арзанда пайравӣ мекунанд. Эшон дар Китобҳои хеш аломатҳои далолаткунандаи ростқавлии Паёмбари охирзамон (с)-ро ёфтанд ва аз ҳамин сабаб ба сӯи имон шитофтанд. Аммо як тоифаи дигар куфри худро идома дода, оқибат корашон бо хасорати бузург меанҷомад. Ва он касоне, ки ба Муҳаммад (с) кофир мешаванд, пас ин гурӯҳ зиёнкорони ҳақиқӣ ҳастанд.

(122) Эй фарзандони Яъқуби Набӣ! Он неъмати динӣ ва дунявии Маро, ки бар шумо инъом намудам ва шуморо бо нубуввату салтанат бар аҳли замонатон бартарӣ додам, ёд кунед.

(123) Ва бо иҷрои амрҳо ва парҳез аз ҳаромҳо аз азоби рӯзи қиёмат бипарҳезед, рӯзе, ки ҳеҷ кас аз ҳеҷ кас чизеро дур сохта наметавонад ва дар он рӯз аз касе баҳои озодӣ пазируфта намешавад ва дар он рӯз шафоати касе нисбати касе, сарфи назар аз баланд будани мақоми шафоаткунанда суд намебахшад ва ҳеҷ кас ба онҳо ҷуз Худо манфиат оварда наметавонад.

(124) Ва он замонеро ёд кун, ки Иброҳим (а)-ро Парвардигораш бо амр кардан ба аҳком ва масъулиятҳо озмоиш намуд. Пас, Иброҳим (а) он аҳком ва масъулиятҳоро ба таври комил ба ҷо овард. Парвардигор ба Иброҳим (а) гуфт: “**Ҳамоно Ман туро барои мардум намунаи ибрат қарор медиҳам, то онҳо дар корҳо ва гуфторҳои хеш ба ту пайравӣ кунанд.**” Иброҳим (а) гуфт: “**Ва аз наслам низ эй Парвардигорам, пешвоёне қарор бидеҳ, ки мардум ба онҳо пайравӣ кунанд.**” Парвардигор дар посух гуфт: “**Тааҳҳуди Ман бо ту дар бораи пешво гаштанат ба золимони наслат намерасад.**”

(125) Ва он замонеро ёд кун, ки Мо Хонаи Каъбаро ҷои бозгашти мардум гардонидем, қалбашон доим ба он алоқаманд аст, вақте аз он Хона рахти сафар банданд, боз мехоҳанд ба сӯи он баргарданд ва онро барои мардум макони амн қарор додем. Ва ба мардум гуфтем: “**Аз назди санги қадамгоҳи Иброҳим, ки ҳангоми бинои Каъба рӯи он истода буд, маконеро барои адои намоз бигиред.**” Ва Иброҳим ва писараш Исмоилро дастур додем, ки Хонаи Каъбаро аз палидиҳо ва бутҳо поксозӣ кунед ва ин маконро барои ҳар ки мехоҳад бо тавофу эътикоф ва намозу ғайри он дар онҷо ибодат кунад, омода созед.

(126) Ва эй Паёмбар, он замонеро ёд кун, ки Иброҳим (а) ҳангоми дуо гуфт: “**Парвардигоро, Маккаро кишвари дорои амн бигардон, ки дар он ба касе зиён расонида нашавад ва аҳли ин сарзаминро аз навъҳои гуногуни меваҳо рӯзӣ бидеҳ ва он рӯзиро махсуси касоне бисоз, ки ба Аллоҳ (ч) ва рӯзи охират имон овардаанд.**” Аллоҳ (ч) гуфт: “**Ва ҳар ки аз онҳо кофир шавад, Ман бегумон ӯро бо рӯзӣ додан дар дунё андак баҳраманд месозам, сипас, рӯзи қиёмат ӯро маҷбурӣ ба оташи дӯзах меандозам ва маконе, ки рӯзи охират ба сӯи он бармегардад, чӣ ҷои ниҳоят зишт аст.**”

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1. Мусулмонон ҳар қадар ба яҳудиҳо ва насрониҳо некӣ кунанд, онҳоро аз худ розӣ карда наметавонанд, магар вақте ки аз дини худ баргашта, тобеи гумроҳии эшон шаванд;
2. Пешвоӣ дар дин танҳо бо роҳи яқин ва дар иҷрои амри Худо сабр намудан ба даст меояд;
3. Сарзамини Маккаи мукаррама аз баракати дуои Иброҳим (с) макони дорои амн гашта, Худованд аз фазлаш барои сокинони он рӯзиҳои гуногунро бахшида аст.



127 Ва эй Паёмбар, он замонеро ёд кун, ки Иброҳим ва Исмоил пояҳои Хонаи Каъбаро мебардоштанд, онҳо бо фурӯтанӣ мегуфтанд: “**Парвардигори мо, корҳоямон ва аз он ҷумла амали бинои ин Хонаро аз мо бипазир. Ҳамоно Ту дуои моро мешунавӣ ва қабул мекунӣ, нияту амалҳоямонро медонӣ.**

128 **Парвардигоро, ва моро таслими фармонат бигардон, то касеро ба Ту шарик насозем ва аз насламон умматеро таслими Худ бигардон ва тарзи ибодататро бароямон нишон бидеҳ ва дар ибодат аз гуноҳону кӯтоҳиҳоямон даргузар. Албатта, Ту нисбати бандагони тавбакунандаат Тавбапазиру бағоят Меҳрубонӣ.**

129 **Парвардигори мо, дар байнашон аз худашон паёмбареро аз насли Исмоил, ки бароишон оятҳои нозилкардаатро тиловат кунад ва ба онҳо Қуръон ва суннатро таълим диҳад ва онҳоро аз ширку корҳои нописанд пок созад, барангез. Ҳамоно Ту Тавонои Ғолибу дар кор ва ҳукмат Ҳаким ҳастӣ.**”

130 Ва аз ойини Иброҳим танҳо касе ба динҳои ғайр бармегардад, ки бо бехирадӣ ва тарки ҳақиқату баргузидани залолат дар ҳаққи хеш ситам карда, ба хорию расвоӣ розӣ гашта аст. Ва ҳамоно Мо Иброҳим (а)-ро дар дунё ба сифати паёмбар ва дӯсти хоси Худ баргузидем ва ӯ бегумон дар охират аз зумраи бандагони солеҳе мебошад, ки он чи Худо бар онҳо фарз карда аст, ба ҷо оварда, ба дараҷаҳои баланд ноил мегарданд.

131 Худо ба он сабаб Иброҳимро баргузид, ки дар таслим гаштан ва тобеи фармони Ӯ шудан мешитофт ва дар ин кор таъхир намекард. Он гоҳ, ки Парвардигораш ба вай гуфт: “**Ибодатро холис барои Ман анҷом бидеҳ ва бо анҷоми тоат мутеи Ман бош**”, ӯ дар посух гуфт: “**Дар баробари Худованди Офаридгор, Рӯзирасон ва Ҷорасози корҳои бандагон таслим шудам.**”

132 Ва Иброҳим фарзандонашро ба ҷумлаи мазкури “**Дар баробари Худованди Офаридгор, Рӯзирасон ва Ҷорасози корҳои бандагон таслим шудам**” супориш дод ва Яъқуб низ фарзандонашро ба он фармон дод. Иброҳим ва Яъқуб фарзандонашонро нидо карда гуфтанд: “**Ҳамоно Аллоҳ (ч) барои шумо ойини Исломро баргузид. Пас то вақти марг ба Ислом чанг бизанед ва намиред, магар дар ҳоле ки бо зоҳиру ботин таслимшудаи Худо ҳастед.**”

133 Ё чун марг ба Яъқуб фаро расид, вақте ба фарзандонаш хитоб намуда пурсид: “**Баъд аз марги Ман чиро ибодат мекунед?**” шумо[1] он ҷо ҳозир будед? Онҳо дар ҷавоби саволи падарашон гуфтанд: “**Мо Маъбуди ту ва Маъбуди падаронат Иброҳим ва Исмоил ва Исҳоқ, Маъбуди Ягонаи бемислро мепарастем ва мо танҳо таслим ва мутеи Ӯ ҳастем.**”

134 Онҳо уммате буданд, ки монанди умматҳои қаблӣ гузаштанд ва ба натиҷаи корҳояшон расиданд. Он чи онҳо аз некӣ ва бадӣ кардаанд, аз худи онҳо ва он чи шумо аз некӣ ва бадӣ кардаед, аз худи шумо аст. Ва шумо аз аъмоли онҳо пурсида намешавед ва онҳо аз аъмоли шумо пурсида намешаванд. Ҳеҷ кас барои ҷурми шахси дигар гирифтори ҷазо намегардад. Балки ҳар кас ҷавобгӯи аъмоли хеш аст. Аз ин рӯ, набояд аъмоли гузаштагон шуморо аз ислоҳи корҳои худ машғул гардонад. Зеро касеро баъди раҳмати Парвардигор ҷуз амали некаш манфиат намебахшад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1. Мӯъмини парҳезкор ба кори некаш мағрур намешавад, балки доим аз он ҳарос дорад, ки шояд амалҳояш қабул нагардад ва доим дуо мекунад, то Худо кардаҳояшро бипазирад;
2. Худованд аз баракати дуои падари анбиё Иброҳим (а) Паёмбари охирзамон (с)-ро беҳтарин Расули Худ қарор дода, ӯро аз аҳли Маккаи мукаррама баргузид;
3. Дини Иброҳим (с) ойини барҳақ ва мувофиқи сиришти башар аст. Аз он танҳо шахси ҷоҳили бо сиришташ мухолиф рӯй мегардонад;
4. Аз фарзандону наводагон оиди пайравӣ аз ҳақ ва устуворӣ дар ин роҳ паймон гирифтан ҷоиз аст.

1. Хитоб ба яҳудиҳо тааллуқ дорад. (**Мутарҷим**)

وَقَالُواْ كُونُواْ هُودًا أَوْ نَصَـٰرَىٰ تَهْتَدُواْۗ قُلْ بَلْ مِلَّةَ إِبْرَٰهِـۧمَ
حَنِيفًاۖ وَمَا كَانَ مِنَ ٱلْمُشْرِكِينَ ١٣٥ قُولُوٓاْ ءَامَنَّا بِٱللَّهِ وَمَآ
أُنزِلَ إِلَيْنَا وَمَآ أُنزِلَ إِلَىٰٓ إِبْرَٰهِـۧمَ وَإِسْمَـٰعِيلَ وَإِسْحَـٰقَ وَيَعْقُوبَ
وَٱلْأَسْبَاطِ وَمَآ أُوتِىَ مُوسَىٰ وَعِيسَىٰ وَمَآ أُوتِىَ ٱلنَّبِيُّونَ مِن
رَّبِّهِمْ لَا نُفَرِّقُ بَيْنَ أَحَدٍ مِّنْهُمْ وَنَحْنُ لَهُۥ مُسْلِمُونَ ١٣٦
فَإِنْ ءَامَنُواْ بِمِثْلِ مَآ ءَامَنتُم بِهِۦ فَقَدِ ٱهْتَدَواْۖ وَّإِن تَوَلَّوْاْ
فَإِنَّمَا هُمْ فِى شِقَاقٍۖ فَسَيَكْفِيكَهُمُ ٱللَّهُۚ وَهُوَ ٱلسَّمِيعُ ٱلْعَلِيمُ
١٣٧ صِبْغَةَ ٱللَّهِۖ وَمَنْ أَحْسَنُ مِنَ ٱللَّهِ صِبْغَةًۖ وَنَحْنُ لَهُۥ
عَـٰبِدُونَ ١٣٨ قُلْ أَتُحَآجُّونَنَا فِى ٱللَّهِ وَهُوَ رَبُّنَا وَرَبُّكُمْ
وَلَنَآ أَعْمَـٰلُنَا وَلَكُمْ أَعْمَـٰلُكُمْ وَنَحْنُ لَهُۥ مُخْلِصُونَ ١٣٩
أَمْ تَقُولُونَ إِنَّ إِبْرَٰهِـۧمَ وَإِسْمَـٰعِيلَ وَإِسْحَـٰقَ وَيَعْقُوبَ
وَٱلْأَسْبَاطَ كَانُواْ هُودًا أَوْ نَصَـٰرَىٰۗ قُلْ ءَأَنتُمْ أَعْلَمُ أَمِ
ٱللَّهُۗ وَمَنْ أَظْلَمُ مِمَّن كَتَمَ شَهَـٰدَةً عِندَهُۥ مِنَ ٱللَّهِۗ وَمَا ٱللَّهُ
بِغَـٰفِلٍ عَمَّا تَعْمَلُونَ ١٤٠ تِلْكَ أُمَّةٌ قَدْ خَلَتْۖ لَهَا مَا كَسَبَتْ
وَلَكُم مَّا كَسَبْتُمْۖ وَلَا تُسْـَٔلُونَ عَمَّا كَانُواْ يَعْمَلُونَ ١٤١



135 Ва яҳудиҳо ба уммати исломӣ мегӯянд: “**Яҳудӣ шавед, то ҳидоят ёбед.**” Ва насрониҳо гуфтанд: “**Насронӣ шавед, то ҳидоят ёбед.**” Эй Паёмбар, дар посухи онҳо бигӯ: “**Балки аз дини Иброҳим, ки аз ойинҳои дигар ба сӯи дини ростин моил буда, аз ҷумлаи мушрикон набуд, пайравӣ мекунем.**”

136 Эй мӯъминон! Ба яҳуду насорои соҳиби чунин даъвои ботил бигӯед: “**Мо ба Аллоҳ (ч) ва Қуръони ба мо нозилшуда ва ба он чи ба Иброҳим ва Исмоил ва Исҳоқ ва Яъқуб ва ба паёмбарони насли Яъқуб ва ба Тавроти барои Мӯсо Парвардигор ато намуда аст ва ба Инҷили аз сӯи Худо ба Исо додашуда ва ба ҳамаи Китобҳое, ки Худо онҳоро ба паёмбарон дода аст, имон овардаем. Байни ҳеҷ касе аз паёмбарон фарқ намегузорем, ки ба баъзеи он имон орем ва ба баъзеи дигар кофир шавем, балки ба ҳамаашон имон дорем ва мо танҳо мутеъ ва таслимшудаи Парвардигор ҳастем.**”

137 Пас, агар яҳуду насоро ва дигар кофирон монанди имони шумо имон оранд, ба дурустӣ, ба роҳи рости мавриди писанди Худои мутаол ҳидоят шудаанд ва агар аз имон рӯй тофта, ҳамаи паёмбарон ё баъзеи онҳоро дурӯғгӯ донанд, яқинан маълум мешавад, ки онҳо дар хилофкорӣ ва адовати шадид қарор дошта, ҳақиқатро пазируфтан намехоҳанд. Эй Паёмбар, ғамгин мабош! Пас, Худо барои пешгирӣ намудани озорашон туро басанда аст. Ӯ туро аз шаррашон нигоҳ медорад ва пирӯзиат мебахшад. Ва Ӯ Шунавандаи гуфторҳо, Донандаи мақсаду кирдорҳои онҳо аст.

138 Аз дини Аллоҳ (ч),[1] ки зоҳиру ботинатонро бар он сиришта аст, пайравӣ кунед. Зеро ҳеҷ дине аз ойини Аллоҳ (ч) беҳтар нест. Ин дин мувофиқи сиришти инсон аст, фоидаҳоро ҷалб ва зарарҳоро бартараф мегардонад. Ва бигӯед: “**Мо танҳо ибодаткунандагони Парвардигорем. Ҳеҷ кас ва ҳеҷ чизро ба Ӯ шарик намесозем.**”

139 Эй Паёмбар, бигӯ: “**Эй аҳли Китоб, оё бо мо ба далели қадим будани Китобу динатон оиди он ки гӯё ба Худо ва динаш аз мо сазовортаред, ҷидол мекунед? Ин кор барои шумо фоидае надорад. Зеро Аллоҳ (ч) Парвардигори ҳамаи мост. Ва моро аъмоли мо аст, ки шумо аз он пурсида намешавед ва шуморо аъмоли шумо аст, ки мо аз он пурсида намешавем. Ба ҳар кас дар ивази кирдораш ҷазо дода мешавад. Ва Мо итоату ибодати худро холис барои Худо анҷом медиҳем ва ҳеҷ касро ба Ӯ шарик намесозем.**”

140 Ё ин ки эй аҳли Китоб, шумо мегӯед: “**Ҳамоно Иброҳим ва Исмоил ва Исҳоқ ва Яъқуб ва паёмбарони насли Яъқуб дар дини яҳудият ё масеҳият ҳастанд.**” Эй Паёмбар, дар посух бигӯ: “**Оё шумо донотаред ё Худо?!**” Агар онҳо даъво кунанд, ки ин паёмбарон дар ойини яҳудият ё масеҳият буданд, бегумон дурӯғ гуфтаанд. Зеро биъсат ва марги паёмбарони мазкур қабл аз нузули Тавроту Инҷил ба вуқӯъ пайваста аст. Маълум мегардад, ки он чи аҳли Китоб мегӯянд, дар ҳаққи Худо дурӯғ буда, ҳақиқатро пинҳон мекунанд. Ва ҳеҷ кас аз шахсе, ки мисли аҳли Китоб шаҳодати аз сӯи Худо собитро пинҳон месозад, золимтар нест. Ва Худо аз кирдори шумо ғофил намебошад. Ҳатман ба шумо подош хоҳад дод.

141 Онҳо уммате буданд, ки монанди умматҳои қаблӣ гузаштанд ва ба натиҷаи корҳояшон расиданд. Он чи онҳо аз некӣ ва бадӣ кардаанд, аз худи онҳо ва он чи шумо аз некӣ ва бадӣ кардаед, аз худи шумо аст. Ва шумо аз аъмоли онҳо пурсида намешавед ва онҳо аз аъмоли шумо пурсида намешаванд. Ҳеҷ кас барои ҷурми шахси дигар гирифтори ҷазо намегардад. Балки ҳар кас ҷавобгӯи аъмоли хеш аст. Аз ин рӯ, набояд аъмоли гузаштагон шуморо аз ислоҳи корҳои худ машғул гардонад. Зеро касеро баъди раҳмати Парвардигор ҷуз амали некаш манфиат намебахшад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1. Даъвои аҳли Китоб, ки гӯё дар роҳи ҳақ қарор доранд, бароящон суд намерасонад, чунки онҳо ба дини овардаи Паёмбари охирзамон (с) кофир шудаанд;
2. Дин дар оятҳои мазкур “**Ранг**” номгузорӣ шуда аст, зеро чунончи асари ранг дар либос намоён мешавад, осори дин низ дар шахси мусулмон зоҳир мегардад;
3. Аллоҳ (ч) дар сиришти кулли халоиқ эътироф ба офаридгорӣ ва маъбуд будани хешро ҷойгир намуда аст, вале Шайтон ва ёваронаш инсонҳоро аз роҳи рост гумроҳ месозанд.

1. Тафсири “**Сибғаталлоҳ**” ба маънои “**Дини Худо**” аз Ибни Аббос (р), Имом Муҷоҳид, Икрима, Ҳасани Басрӣ, Қатода, Заҳҳок ва ғайра ривоят шуда аст. (**Мутарҷим**)